

31 Ва ҳар ки аз шумо (**занони Паёмбар (с)**) бар итоати Аллоҳ (ч) ва Расулаш идома диҳад ва амали шоистаи мавриди ризои илоҳиро ба ҷо орад, ба вай дучанди подоши дигар занонро медиҳем ва дар охират барояш подоши арзишманди ҷаннатро омода сохтаем.
32 Эй ҳамсарони Муҳаммади Паёмбар (с), шумо дар фазилат ва шарофат монанди дигар занон нестед, балки агар фармонҳои Худоро иҷро намоед ва аз манъкардаҳояш бипарҳезед, дигар занон бо шумо дар фазл ва шараф баробар намешаванд ва ба мақоматон намерасанд. Пас вақте ки бо мардони бегона гуфтугӯ мекунед, суханатонро нарм ва садоятонро борик насозед, зеро агар чунин кунед, касе, ки дар қалбаш бемории нифоқ ва шаҳвати ҳаром дорад, ба шумо тамаъ менамояд.[1] Ва сухани неки дур аз шубҳаю ҷиддӣ ва ба қадри зарурат бигӯед.
33 Ва дар хонаҳоятон бимонед ва бидуни ҳоҷат берун набароед ва он гуна ки занони қабл аз Ислом бо мақсади ҷалби мардони бегона андом ва василаҳои ҳуснашонро ошкор месохтанд, андом ва василаҳои ҷамоли хештанро ошкор насозед ва намозро ба сурати комил барпо доред ва закоти молатонро бидиҳед ва Аллоҳ (ч) ва Расулашро итоат кунед. Эй ҳамсарони Паёмбар (с) ва эй хонадони Паёмбар (с), ҳамоно Аллоҳ (ч) мехоҳад озор ва бадиро аз шумо дур созад ва нафсатонро ба воситаи оростан бо ахлоқи ҳамида ва холӣ сохтан аз ахлоқи разила комилан пок гардонад, то минбад дар он хулқи бад боқӣ намонад.
34 Ва он чи дар хонаҳоятон аз оятҳои нозилнамудаи Аллоҳ (ч) ва суннати поки Паёмбар (с) хонда мешавад, ёд кунед. Ҳамоно Аллоҳ (ч) Соҳиби лутфи азим буда, аз ҳама чиз Бохабар аст. Аз далоили лутф ва огоҳии Ӯ он аст, ки шуморо ҳамсари Паёмбараш ва модари мӯъминон баргузид.
35 Ҳамоно мардони мусалмон ва занони мусалмон ва мардони боимон ва занони боимон ва мардони фармонбардори Парвардигор ва занони фармонбардор ва мардони дар имон ва қавлашон самимӣ ва занони самимӣ ва мардони дар ибодат, мусибат ва дурӣ аз маъсият босабр ва занони босабр ва мардони фурӯтан ва занони фурӯтан ва мардони бо амволи худ дар садақаҳои фарз ва нафл садақадиҳанда ва занони садақадиҳанда ва мардони холисона дар рӯзаҳои фарзу нафл рӯзагир ва занони рӯзагир ва мардони шармгоҳашонро бо пӯшонидан аз назари бегонагон ва парҳез аз зинову муқаддимаҳояш нигоҳдоранда ва занони нигоҳдоранда ва мардони бо забону қалб ва ошкору ниҳон зикркунандаи Аллоҳ (ч) ва занони зикркунанда, Аллоҳ (ч) барои инҳо мағфирати гуноҳ ва дар рӯзи қиёмат подоши азими ҷаннатро муҳайё гардонидааст.

## Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Наҳй аз нармгуфторӣ, амр ба истодан дар хона ва бидуни ҳоҷат аз он берун набаромадан, инчунин манъи нишон додани андом ва василаҳои зебоӣ ба мардони бегона аз ҷумлаи раҳнамоиҳои Қуръони карим дар ҳаққи занони боимон аст;

2.Хонадони Паёмбар (с) дорои фазилатанд ва ҳамсарони эшон аз аҳли байташон маҳсуб меёбанд;

3.Асоси "**баробарии марду зан дар кор ва гирифтани подош**" мавҷуд аст, магар дар мавридҳое, ки шаръ онро истисно намудааст.

1. Аллоҳ таоло ҳамсарони Паёмбар (с)-ро, ки занони покдоман буданд, аз нармгуфторӣ бо мардони бегона манъ мекунад, то ин ҳукм ба дигар занони мусалмон дар ҳар замону макон панд бошад. Зеро нармгуфтории зан бо марди бегона боиси барангехтани шаҳват ва фасоди ахлоқии бузург мегардад ва шахсони бенасибаи бемордил ба онҳо тамаъ менамоянд. (**Мутарҷим**)

وَمَا كَانَ لِمُؤۡمِنٖ وَلَا مُؤۡمِنَةٍ إِذَا قَضَى ٱللَّهُ وَرَسُولُهُۥٓ أَمۡرًا أَن يَكُونَ
لَهُمُ ٱلۡخِيَرَةُ مِنۡ أَمۡرِهِمۡۗ وَمَن يَعۡصِ ٱللَّهَ وَرَسُولَهُۥ فَقَدۡ ضَلَّ ضَلَٰلٗا
مُّبِينٗا ٣٦ وَإِذۡ تَقُولُ لِلَّذِيٓ أَنۡعَمَ ٱللَّهُ عَلَيۡهِ وَأَنۡعَمۡتَ عَلَيۡهِ
أَمۡسِكۡ عَلَيۡكَ زَوۡجَكَ وَٱتَّقِ ٱللَّهَ وَتُخۡفِي فِي نَفۡسِكَ مَا ٱللَّهُ
مُبۡدِيهِ وَتَخۡشَى ٱلنَّاسَ وَٱللَّهُ أَحَقُّ أَن تَخۡشَىٰهُۖ فَلَمَّا قَضَىٰ زَيۡدٞ
مِّنۡهَا وَطَرٗا زَوَّجۡنَٰكَهَا لِكَيۡ لَا يَكُونَ عَلَى ٱلۡمُؤۡمِنِينَ حَرَجٞ فِيٓ
أَزۡوَٰجِ أَدۡعِيَآئِهِمۡ إِذَا قَضَوۡاْ مِنۡهُنَّ وَطَرٗاۚ وَكَانَ أَمۡرُ ٱللَّهِ مَفۡعُولٗا
٣٧ مَّا كَانَ عَلَى ٱلنَّبِيِّ مِنۡ حَرَجٖ فِيمَا فَرَضَ ٱللَّهُ لَهُۥۖ سُنَّةَ ٱللَّهِ فِي
ٱلَّذِينَ خَلَوۡاْ مِن قَبۡلُۚ وَكَانَ أَمۡرُ ٱللَّهِ قَدَرٗا مَّقۡدُورًا ٣٨ ٱلَّذِينَ
يُبَلِّغُونَ رِسَٰلَٰتِ ٱللَّهِ وَيَخۡشَوۡنَهُۥ وَلَا يَخۡشَوۡنَ أَحَدًا إِلَّا ٱللَّهَۗ وَكَفَىٰ
بِٱللَّهِ حَسِيبٗا ٣٩ مَّا كَانَ مُحَمَّدٌ أَبَآ أَحَدٖ مِّن رِّجَالِكُمۡ وَلَٰكِن
رَّسُولَ ٱللَّهِ وَخَاتَمَ ٱلنَّبِيِّـۧنَۗ وَكَانَ ٱللَّهُ بِكُلِّ شَيۡءٍ عَلِيمٗا ٤٠
يَٰٓأَيُّهَا ٱلَّذِينَ ءَامَنُواْ ٱذۡكُرُواْ ٱللَّهَ ذِكۡرٗا كَثِيرٗا ٤١ وَسَبِّحُوهُ
بُكۡرَةٗ وَأَصِيلًا ٤٢ هُوَ ٱلَّذِي يُصَلِّي عَلَيۡكُمۡ وَمَلَٰٓئِكَتُهُۥ
لِيُخۡرِجَكُم مِّنَ ٱلظُّلُمَٰتِ إِلَى ٱلنُّورِۚ وَكَانَ بِٱلۡمُؤۡمِنِينَ رَحِيمٗا ٤٣



(36) Ва барои марди боимон ва зани боимон дуруст нест, ки вақте Аллоҳ (ч) ва Расулаш ба онҳо оиди коре ҳукм кунанд, дар пазируфтан ё радди он ихтиёр дошта бошанд. Ва ҳар ки Аллоҳ (ч) ва Расулашро нофармонӣ мекунад, пас бешак, аз роҳи рост ошкор гумроҳ шудааст.

(37) Ва эй Паёмбар, ба ёд биёр, вақте шахсе, ки (**яъне Зайд ибни Ҳориса (р)**) Аллоҳ (ч) бо неъмати Ислом бар вай инъом намуд ва ту бо озодсозӣ аз ғуломӣ бар вай эҳсон намудӣ, барои машварат дар бораи талоқи ҳамсараш Зайнаби духтари Ҷаҳш наздат омад, ту ба ӯ мегуфтӣ: “**Ҳамсаратро нигоҳ бидор ва ӯро талоқ мадеҳ ва аз Аллоҳ (ч) бо иҷрои фармон ва парҳез аз наҳяш битарс**”. Ва хабари аз сӯи Зайд талоқшавии Зайнаб ва бо вай издивоҷ карданатро, ки ин маълумотро Аллоҳ (ч) бар ту пайғом фиристода буд ва ба зудӣ онро ошкор месохт, дар қалбат пинҳон мекардӣ ва дар ошкор сохтанаш аз сухани мардум метарсидӣ, ҳол он ки дар ҳама ҳолат Аллоҳ (ч) сазовортар аст, ки аз Ӯ битарсӣ. Пас замоне Зайд аз Зайнаб ҳоҷати худро баровард[1] ва аз вай дилсард гашта, талоқаш дод, Мо ӯро ба ақди никоҳи ту даровардем, то минбаъд бар мӯъминон дар издивоҷ бо ҳамсарони писархондаҳояшон баъд аз талоқ ва гузаштани иддаашон гуноҳе набошад. Ва амри Аллоҳ (ч) ногузир иҷрошаванда аст.

(38) Бар Муҳаммади Паёмбар (с), дар он чи Аллоҳ (ч) аз издивоҷ бо ҳамсари писархондааш муқаддар сохта, онро барояш ҳалол гардонидааст, гуноҳ ва тақсире нест. Вай дар ин кор аз роҳи паёмбарони гузашта пайравӣ кардааст. Бинобар ин, вай аз байни паёмбарон нахустин касе нест, ки чунин кореро карда бошад.[2] Ва ҳукми Аллоҳ (ч) оиди издивоҷ бо Зайнаб ва ботилсозии писархондагӣ, ки Паёмбар (с) наметавонист ин ҳукмро тарк созад, қазо ва қадари иҷрошавандаи раднопазир буд.

(39) Паёмбарон касоне анд, ки ба мардум пайғомҳои Аллоҳ (ч)-ро мерасонанд ва ғайри Аллоҳ (ч) аз касе наметарсанд. Вақте онҳо кори ҳалолро ба ҷо меоранд, ба сухани мардум парво намекунанд. Ва Аллоҳ (ч) ба сифати Нигаҳбони амали бандагон, ки ҳамаи онро ҳисоб карда, подошашон медиҳад, басанда аст. Агар кори нек кунанд, подоши нек ва агар кори бад содир кунанд, ҷазои бад мегиранд.

(40) Муҳаммад (с) падари ҳақиқии ҳеҷ кас аз мардони шумо нест. Барои ҳамин Паёмбар (с) падари Зайд нест, ки никоҳи Зайнаб баъд аз талоқ бар вай ҳаром бошад. Вале ӯ Фиристодаи Худо ба сӯи мардум ва хотами[3] паёмбарон аст. Баъд аз ӯ дигар паёмбар намеояд. Ва Аллоҳ (ч) Донандаи ҳама чиз аст. Ҳеҷ кори бандагон аз Ӯ пинҳон намемонад.

(41) Эй мӯъминони пойбанди шариат! Аллоҳ (ч)-ро бо қалб, забон ва дигар аъзои бадан бисёр ёд кунед.

(42) Ва дар оғоз ва анҷоми рӯз, ки ин ду вақт фазилати зиёд дорад, Ӯро бо гуфтани “**Субҳоналлоҳ**” ва “**Ло илоҳа иллалоҳ**” аз ҳамаи айбу нуқсон ба покӣ нисбат диҳед.

(43) Аллоҳ (ч) Зотест, ки бар шумо таҳсин мефиристад ва мавриди раҳмати Хеш қароратон медиҳад ва фариштагонаш дар ҳаққатон дуои нек мекунанд, то Аллоҳ (ч) шуморо аз торикиҳои куфр ба сӯи нури имон берун созад. Ва Аллоҳ (ч) нисбат ба мӯъминон бағоят Меҳрубон аст. Дар сурати амри Ӯро иҷро карданашон онҳоро азоб намедиҳад.

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Таслим гаштани мӯъмин ба амри Худо фарз аст;

2.Парвардигор асрори қалбро ба пуррагӣ медонад;

3.Аз ифтихороти Модари мӯъминон Зайнаби духтари Ҷаҳш (р) он аст, ки Аллоҳ (ч) ӯро ба никоҳи Паёмбар (с) даровардааст;

4.Зикри Аллоҳ (ч), хусусан дар вақти субҳу шом дорои фазилати зиёд аст.

1. Яъне, Зайд (р) ба Зайнаб (р) ниёзе надид. Иллати дилсардии Зайд ибни Ҳориса (р) аз Зайнаб бинти Ҷаҳш (р) дар он буд, ки Зайнаб (р) худро зани соҳибнасаб ва обрӯманд ҳисобида, Зайд (р)-ро дар зиндагӣ ҳамсони худ намедонист. Ин нофаҳмии байнашон оҳиста-оҳиста ба дилсардии Зайд (р) оварда расонид. Чун Зайд (р) нисбат ба Зайнаб (р) комилан берағбат гашт, ба тасмими ниҳоӣ расида, ӯро талоқ дод. (**Мутарҷим**)

2. Яъне, қонуни Худо он аст, ки ба паёмбаронаш дар боби издивоҷ фароҳӣ медиҳад. Расули акрам (с) низ аз ҳамин роҳ пайравӣ карда, аз пеши худ коре накардаанд. (**Мутарҷим**)

3. “**Хотам**” ба ин маъност, ки нубуввват бо биъсати Паёмбар (с) ба охир расонида шуда аст. Ӯ охирон фиристодаи Парвардигор аст. (**Мутарҷим**)



تَحِيَّتُهُمْ يَوْمَ يَلْقَوْنَهُۥ سَلَٰمٌ ۚ وَأَعَدَّ لَهُمْ أَجْرًا كَرِيمًا ٤٤ يَٰٓأَيُّهَا
ٱلنَّبِىُّ إِنَّآ أَرْسَلْنَٰكَ شَٰهِدًا وَمُبَشِّرًا وَنَذِيرًا ٤٥ وَدَاعِيًا
إِلَى ٱللَّهِ بِإِذْنِهِۦ وَسِرَاجًا مُّنِيرًا ٤٦ وَبَشِّرِ ٱلْمُؤْمِنِينَ بِأَنَّ لَهُم
مِّنَ ٱللَّهِ فَضْلًا كَبِيرًا ٤٧ وَلَا تُطِعِ ٱلْكَٰفِرِينَ وَٱلْمُنَٰفِقِينَ
وَدَعْ أَذَىٰهُمْ وَتَوَكَّلْ عَلَى ٱللَّهِ ۚ وَكَفَىٰ بِٱللَّهِ وَكِيلًا ٤٨
يَٰٓأَيُّهَا ٱلَّذِينَ ءَامَنُوٓا۟ إِذَا نَكَحْتُمُ ٱلْمُؤْمِنَٰتِ ثُمَّ طَلَّقْتُمُوهُنَّ
مِن قَبْلِ أَن تَمَسُّوهُنَّ فَمَا لَكُمْ عَلَيْهِنَّ مِنْ عِدَّةٍ تَعْتَدُّونَهَا ۖ
فَمَتِّعُوهُنَّ وَسَرِّحُوهُنَّ سَرَاحًا جَمِيلًا ٤٩ يَٰٓأَيُّهَا ٱلنَّبِىُّ
إِنَّآ أَحْلَلْنَا لَكَ أَزْوَٰجَكَ ٱلَّٰتِىٓ ءَاتَيْتَ أُجُورَهُنَّ وَمَا مَلَكَتْ
يَمِينُكَ مِمَّآ أَفَآءَ ٱللَّهُ عَلَيْكَ وَبَنَاتِ عَمِّكَ وَبَنَاتِ عَمَّٰتِكَ
وَبَنَاتِ خَالِكَ وَبَنَاتِ خَٰلَٰتِكَ ٱلَّٰتِى هَاجَرْنَ مَعَكَ وَٱمْرَأَةً
مُّؤْمِنَةً إِن وَهَبَتْ نَفْسَهَا لِلنَّبِىِّ إِنْ أَرَادَ ٱلنَّبِىُّ أَن يَسْتَنكِحَهَا
خَالِصَةً لَّكَ مِن دُونِ ٱلْمُؤْمِنِينَ ۗ قَدْ عَلِمْنَا مَا فَرَضْنَا
عَلَيْهِمْ فِىٓ أَزْوَٰجِهِمْ وَمَا مَلَكَتْ أَيْمَٰنُهُمْ لِكَيْلَا
يَكُونَ عَلَيْكَ حَرَجٌ ۗ وَكَانَ ٱللَّهُ غَفُورًا رَّحِيمًا ٥٠


44 Рӯзе, ки мӯъминон бо Худо мулоқот мекунанд, дуруди Ӯ[1] бар онҳо “**Салом ва амон бар шумо аз ҳар гуна нохушӣ**”[2] аст. Ва Худо ба онҳо барои ибодат ва тарки маъсият аҷри саховатмандонаи ҷаннатро омода сохтааст.
45 Эй Паёмбар, ба дурустӣ ки Мо туро ба сӯи мардум дар бораи он ки пайғомҳои Моро ба онҳо расонидаӣ, **шоҳид** ва **муждарасони** мӯъминон ба ҷаннат ва **бимдиҳандаи** кофирон аз дӯзах фиристодем.
46 Ва инчунин туро бо амри Худо ҳамчун даъватгар ба сӯи тавҳид ва ибодат ва чароғи нурафшон, ки ҳар толиби ҳидоят аз рӯшноии он истифода мебарад, фиристодем.
47 Ва мӯъминони пойбанди шариатро башорат деҳ, ки барояшон аз сӯи Аллоҳ (ч) фазли азими фарогир аст. Аҳли имон дар дунё пирӯз ва дар охират бо ноил гаштан ба ҷаннат растагор мешаванд.
48 Ва аз кофирон ва мунофиқон дар он чи туро ба сӯи он фаро мехонанд ва бо шариат мухолифат дорад, итоат макун ва аз озорашон[3] рӯй гардон, шояд ин боиси имон оварданашон гардад ва дар тамоми корҳоят, аз ҷумла дар мавриди алайҳи душман пирӯзшавӣ бар Аллоҳ (ч) таваккул кун. Ва Аллоҳ (ч) ба сифати Нигаҳбону Ёрирасон[4] кофист, ки бандагон дар умури дунё ва охират бар Ӯ такя кунанд.
49 Эй мӯъминони пойбанди шариат! Чун бо занони боимон ақди никоҳ бастед, сипас онҳоро қабл аз ҳамбистарӣ талоқ додед, пас барои шумо бар онҳо ҳеҷ навъи идда (**на иддаи бо дидани се ҳайз ва на иддаи бо гузаштани се моҳ**) нест, зеро ба сабаби он ки шумо бо онҳо ҳамбистар нашудаед, аз ҷанин пок будани бачадонашон маълум аст. Ва ба заноне, ки талоқашон медиҳед, бо мақсади дилбардорӣ ба қадри тавонатон аз амволи хештан барояшон ҳадя бидиҳед ва онҳоро бидуни расондани озор раҳо созед, то назди хонадонашон биравand.
50 Эй Паёмбар, Мо ба ту ҳамсаронеатро, ки маҳрашонро пардохт кардаӣ ва канизонеатро, ки Аллоҳ (ч) онҳоро ба ту аз ҳисоби ғанимат додааст, ҳалол гардонидем ва инчунин никоҳи духтарони амакат ва духтарони аммаат ва духтарони тағоят ва духтарони холаатро, ки ҳамроҳат аз Макка ба Мадина ҳиҷрат кардаанд ва низ издивоҷи зани боимонро агар бидуни маҳр худро ба ту бахшад ва ба издивоҷи он зан майл дошта бошӣ, ҳалол гардонидем ва ин навъ никоҳ, яъне он ки зан бидуни маҳр худро ба марде бахшад, хоси Паёмбар (с) буда ва барои дигарон раво намебошад. Ба дурустӣ, Мо он чиро бар мӯъминон дар бораи ҳамсаронашон воҷиб гардонидаем, ки ҳаққи бо бештар аз чор зан издивоҷро надоранд ва он чиро бар онҳо дар бораи канизонашон воҷиб гардонидаем, ки метавонанд аз канизони худ бидуни маҳдудият дар адад баҳра баранд, медонем.[5] Ва аз аҳкоми мазкур баъзеро махсус барои ту ҷоиз қарор дода, дигаронро аз он истисно намудем, то ин ки бар ту тангӣ ва машаққат набошад. Ва Аллоҳ (ч) нисбат ба бандагони тавбакор бағоят Бахшандаи Меҳрубон аст.

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Сабр дар озори душман аз сифатҳои асосии даъватгари комёб аст;

2.Агар мард қабл аз ҳамбистарӣ бо зани ақд бастааш ҷудо шавад, бар он мард ба хотири дилбардорӣ пардохти як миқдор мол ба зан мустаҳаб аст;

3.Никоҳ бо бахшидани худ, бидуни маҳр аз хусусиятҳои Паёмбар (с) аст, агарчи амалан ин гуна ҳолат дар зиндагонии он кас рух надодааст.

1. Дар ин оят вожаи “تحيتهم” аз боби изофаи масдар ба сӯи мафъул аст. Яъне, дуруди Худо бар мӯъминон. Эҳтимол дорад фоили он фариштагон бошанд. Дар ин сурат маъно “**Дуруди фариштагон бар мӯъминон...**” мешавад. Инчунин баъзе аз муфассирон бар ин назаранд, ки инҷо масдар ба сӯи фоил изофа шуда аст. Ба ин эътибор маъно чунин мегардад: “**Дуруди мӯъминон ба якдигар...**” (**Мутарҷим**)
2. Ҷумлаи “**Салом ва амон бар шумо аз ҳама бадӣ**” ба маънои хабар аст ва дуо нест. (**Мутарҷим**)
3. Ибораи изофии “أذاهم” дар ояти карима аз нигоҳи наҳви арабӣ ду эҳтимол дорад. Дар ин ибора метавонад масдар ба сӯи фоил изофа шуда бошад. Дар ин сурат маънои ояти карима чунин мешавад: “**Ва озореро, ки кофирон ба ту мерасонанд, яксӯ гузор ва ба он таваҷҷӯҳ макун ва аз озорашон матарс**”. Инчунин метавон гуфт, ки дар ибораи мазкур масдар ба сӯи мафъул изофа шуда аст. Ба ин эътибор маънои оят ин гуна аст: “**Ва озор додан (яъне муҷозот)-и кофиронро тарк кун...**” (**Мутарҷим**)
4. Дар тарҷумаи калимаи “**Вакил**” ба маънои “**Нигаҳбону Ёрирасон**” аз тафсири “**Баҳр-ул-улум**”-и Абӯлайси Самарқандӣ аст. (**Мутарҷим**)
5. Яъне, ин аҳком бар асоси илми паҳновари Худо муқаррар шуда ва дорои ҳикматҳои зиёд аст. (**Мутарҷим**)

۞ تُرْجِي مَن تَشَاءُ مِنْهُنَّ وَتُؤْوِي إِلَيْكَ مَن تَشَاءُ ۖ وَمَنِ ابْتَغَيْتَ
مِمَّنْ عَزَلْتَ فَلَا جُنَاحَ عَلَيْكَ ۚ ذَٰلِكَ أَدْنَىٰ أَن تَقَرَّ أَعْيُنُهُنَّ
وَلَا يَحْزَنَّ وَيَرْضَيْنَ بِمَا آتَيْتَهُنَّ كُلُّهُنَّ ۚ وَاللَّهُ يَعْلَمُ
مَا فِي قُلُوبِكُمْ ۚ وَكَانَ اللَّهُ عَلِيمًا حَلِيمًا ﴿٥١﴾ لَّا يَحِلُّ لَكَ
النِّسَاءُ مِن بَعْدُ وَلَا أَن تَبَدَّلَ بِهِنَّ مِنْ أَزْوَاجٍ وَلَوْ أَعْجَبَكَ
حُسْنُهُنَّ إِلَّا مَا مَلَكَتْ يَمِينُكَ ۗ وَكَانَ اللَّهُ عَلَىٰ كُلِّ
شَيْءٍ رَّقِيبًا ﴿٥٢﴾ يَا أَيُّهَا الَّذِينَ آمَنُوا لَا تَدْخُلُوا بُيُوتَ النَّبِيِّ
إِلَّا أَن يُؤْذَنَ لَكُمْ إِلَىٰ طَعَامٍ غَيْرَ نَاظِرِينَ إِنَاهُ وَلَٰكِنْ
إِذَا دُعِيتُمْ فَادْخُلُوا فَإِذَا طَعِمْتُمْ فَانتَشِرُوا وَلَا مُسْتَأْنِسِينَ
لِحَدِيثٍ ۚ إِنَّ ذَٰلِكُمْ كَانَ يُؤْذِي النَّبِيَّ فَيَسْتَحْيِي مِنكُمْ ۖ
وَاللَّهُ لَا يَسْتَحْيِي مِنَ الْحَقِّ ۚ وَإِذَا سَأَلْتُمُوهُنَّ مَتَاعًا فَاسْأَلُوهُنَّ
مِن وَرَاءِ حِجَابٍ ۚ ذَٰلِكُمْ أَطْهَرُ لِقُلُوبِكُمْ وَقُلُوبِهِنَّ ۚ
وَمَا كَانَ لَكُمْ أَن تُؤْذُوا رَسُولَ اللَّهِ وَلَا أَن تَنكِحُوا أَزْوَاجَهُ
مِن بَعْدِهِ أَبَدًا ۚ إِنَّ ذَٰلِكُمْ كَانَ عِندَ اللَّهِ عَظِيمًا ﴿٥٣﴾
إِن تُبْدُوا شَيْئًا أَوْ تُخْفُوهُ فَإِنَّ اللَّهَ كَانَ بِكُلِّ شَيْءٍ عَلِيمًا ﴿٥٤﴾



(51) Эй Паёмбар, аз ҳамсаронат ҳиссаи ҳар киро хоҳӣ, метавонӣ ба таъхир андозӣ ва шаб дар канораш намонӣ ва аз онҳо ҳар киро хоҳӣ, метавонӣ дар канори хештан ҷой дода, шаб ҳамроҳаш бимонӣ.[1] Ва ҳар касеро аз он ҳамсаронат, ки ҳиссаашонро канор гузоштаӣ, талаб кунӣ, то дар канорат бимонад, пас дар ин кор бар ту гуноҳе нест. Ин ҳукми дар бораи саҳми ҳамсаронат ба ту ихтиёр додан ва дар ин кор фароҳӣ бахшидан, дар оромшавии чашмонашон[2] ва ғамгин нагаштанашон ва розӣ шудани ҳамаашон ба он чи барояшон додаӣ, василаи наздиктар аст, чунки онҳо медонанд, ки ту воҷиберо тарк накардаӣ ва дар ҳаққи ҳеҷ кадомашон бухл наварзидаӣ. Ва Аллоҳ (ҷ) он чи дар қалби шумо мардон аз рағбат ба баъзеи занон ва берағбатӣ ба баъзеи дигар мавҷуд аст, медонад. Ва Аллоҳ (ҷ) Донои Бурдбор аст. Аз ҳамаи кори бандагон иттилои комил дорад, чизе аз Ӯ махфӣ нест, аммо бо вуҷуди ин аз рӯи ҳилми Хеш онҳоро дар ҳол азоб намекунад, балки мӯҳлат медиҳад, то тавба кунанд.
(52) Ва эй Паёмбар, минбаъд бароят ҷуз ҳамса-ронат бо дигар занон издивоҷ намудан ҳалол нест ва инчунин бароят ҳалол нест, ки тамоми ҳамсаронат ё баъзеашонро талоқ бидиҳӣ, то дар ивази онҳо бо дигар занон акди издивоҷ намоӣ ва агарчи ҷамоли он занони мехостаат туро ба ҳайрат андозад, ғайр аз канизонат, ки баҳрамандӣ аз онҳо шумораи маҳдуд надорад. Ва Аллоҳ (ҷ) бар ҳамаи чиз Нигаҳбон аст.

Ҳукми мазкур нишондиҳандаи фазилати ҳамсарони Паёмбар (с) аст. Зеро Аллоҳ (ҷ) талоқ додан ва ғайри онҳо бо дигар занон издивоҷ намудани Паёмбар (с)-ро мамнӯъ сохт.
(53) Эй мӯъминони пойбанди шариат! Ба хонаҳои Паёмбари Худо (с) ворид нашавед, магар баъд аз он ки ба шумо бо даъват намуданатон ба таом иҷозати даромаданро диҳад ва дар хонааш пухтани таомро мунтазир шуда, дурудароз нашинед, вале чун ба зиёфат даъват шавед, пас ба хонааш дароед. Пас вақте таомро хӯрдед, зуд баргардед ва баъд аз тановули таом бо ҳамдигар саргарми сухан гашта наистед. Ҳамоно истодани шумо баъд аз хӯрдани таом Паёмбар (с)-ро озор медиҳад, пас шарм медорад, ки аз шумо талаби ба хонаҳои хеш баргаштанро кунад ва Аллоҳ (ҷ) аз дастур ба ҳақ шарм намедорад. Бинобар ин, ба шумо фармон дод, ки ба хонаҳоятон биравед ва бо истодани тӯлонӣ дар хонаи Паёмбар (с) озораш надиҳед. Ва чун аз ҳамсарони Паёмбар (с) ҳоҷатеро ба мисли зарф ва ғайра пурсидан хоҳед, пас онро аз паси парда бипурсед ва рӯбарӯ напурсед, то чашматон ба онҳо нарасад ва ҳарими поки Паёмбар (с) маҳфуз бимонад. Ин аз паси парда хостани ҳоҷат барои пок мондани қалбҳои шумо ва қалбҳои онҳо аз ҳама гуна шубҳа василаи беҳтар аст, то Шайтон ба дилатон роҳ наёбад ва амали бадро дар назаратон ҷилва надиҳад. Ва эй мӯъминон, бароятон лоиқ нест, ки дар манзили Паёмбар (с) истода, бо ҳам саргарми сухан шуда, ӯро озор диҳед ва низ лоиқ нест, ки баъд аз маргаш бо ҳамсаронаш акди издивоҷ бандед. Зеро занони вай ҳукман модарони мӯъминонанд ва мӯъмин шаръан наметавонад бо модараш издивоҷ кунад. Бегумон озор додани Паёмбар (с) ва баъд аз вафоташ бо ҳамсаронаш издивоҷ намудан ҳаром буда, назди Аллоҳ (ҷ) гуноҳи азим шумурда мешавад.
(54) Агар аз аъмоли хеш чизеро ошкор кунед ё онро дар қалбатон пинҳон созед, ҳаргиз аз Аллоҳ (ҷ) пӯшида намемонад. Чунки Аллоҳ (ҷ) Донандаи ҳама чиз аст. Тамоми ҷузъиёти аъмоли бандагонро медонад ва рӯзи қиёмат дар ивази ҳар кор подошашон медиҳад. Агар кори нек анҷом дода бошанд, подоши нек ва илло ҷазои бад мегиранд.

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Расули акрам (с) назди Аллоҳ (ҷ) дорои мақоми баланд буданд. Вақте саҳобагон дар хонаашон зиёд нишаста, боиси озорашон гаштанд, Аллоҳ (ҷ) онҳоро сарзаниш намуд;

2.“**Донанда**” ва “**Бурдбор**” аз сифатҳои Аллоҳ (ҷ) аст;

3.Шарм аз ҷумлаи ахлоқи неки Паёмбар (с) буд;

4.Аллоҳ (ҷ) мақоми занони Паёмбар (с)-ро, ки барои мӯъминон ҳукман модар ба шумор меравацанд, ҳифз намудааст.

---

1. Имом Қуртубӣ (р) мегӯяд: “**Донишмандон оиди мақсади ин оят ихтилофи назар доранд. Саҳеҳтарин қавл он аст, ки он ба мавзӯи фароҳӣ додан ба Паёмбар (с) дар бораи тақсимот байни ҳамсаронашон марбут аст. Аз ин рӯ, риояи тақсимот байни ҳамсарон ба Паёмбар (с) фарз набуд.**” (**Мутарҷим**)
2. “**Ором гирифтани чашм**” киноя аз “**оромии қалб ва бо ризомандӣ пазируфтани чизе**” аст. (**Мутарҷим**)




55 Бар ҳамсарони Паёмбар (с) ва дигар занони мусалмон[1] гуноҳе нест, ки падаронашон ва фарзандонашон ва бародаронашон ва бародарзодагонашон ва хоҳарзодагони насабӣ ё ширхораашон ва занони боимон ва канизонашон[2] онҳоро беҳиҷоб бинанд ва ҳамсӯҳбат шаванд. Ва эй занони боимон, аз Аллоҳ (ч) бо иҷрои амрҳо ва парҳез аз наҳйҳояш битарсед. Бешак, Аллоҳ (ч) бар ҳама чиз Гувоҳ аст. Ҳар чи аз ҷониби шумо содир мешавад, Худо онро мушоҳида мекунад ва медонад.

56 Ба дурустӣ ки Аллоҳ (ч) назди фариштагонаш бар Муҳаммади Паёмбар (с) сано мефиристад ва фариштагонаш дар ҳаққи Паёмбар (с) дуои нек мекунанд. Эй мӯъминони пойбанди шариат! Бар Паёмбар (с) салавот[3] ва ҳатман салом бифиристед.

Чун Худо дар ояти қаблӣ мӯъминонро амр намуд, ки эҳтироми Паёмбар (с)-ро нигоҳ доранд ва ба он кас салавоту салом фиристанд, дар ояти зерин аз озори эшон манъ карда гуфт:

57 Ба дурустӣ, касоне, ки Аллоҳ (ч) ва Расулашро бо қавл ё амал озор медиҳанд,[4] Аллоҳ (ч) дар дунё ва охират онҳоро аз раҳматаш дур сохтааст ва дар қиёмат барои онҳо азоби хорсозанда омода кардааст. Ҷазои озори Паёмбари Аллоҳ ҳамин гуна аст.

58 Ва касоне, ки бо сухан ё амали худ мардони боимон ва занони боимонро бидуни он ки муртакиби гуноҳе шудаанд, озор медиҳанд,[5] пас яқинан ин озордиҳандагон бар дӯши хеш дурӯғ ва гуноҳи ошкорро бардоштаанд.

59 Эй Паёмбар, ба ҳамсаронат ва духтаронат ва занони аҳли имон бигӯ, ки рӯсариҳояшонро[6] бар хештан биандозанд, то назди мардони бегона аъзои сатршавандаашон ошкор нашавад. Ин пӯшидани рӯсарӣ барои он ки аз тоифаи занони озод буданашон маълум гардад, пас мисли канизон мавриди дастдарозӣ ва озор қарор нагиранд, василаи наздиктар аст. Аллоҳ (ч) ба бандагони тавбакораш бағоят Бахшандаи Меҳрубон аст.

60 Эй Паёмбар, агар мунофиқон аз нифоқ (**пинҳонсозии куфр ва ошкорсозии имон**) ва он нафароне, ки дар дилҳояшон бемории шаҳватпарастӣ доранд ва он касоне, ки ба Мадинаи Мунаввара ахбори дурӯғро меоранд, то байни мӯъминон ҷудоӣ андозанд, аз кирдори хеш худдорӣ накунанд, бегумон Мо туро бар онҳо мусаллат мегардонем ва ба муҷозот доданашон дастур медиҳем, сипас онҳо бо ту дар Мадина ҷуз замони андак ҳамсоягӣ намекунанд. Зеро ба сабаби фасодкорӣ дар замин ё кушта мешаванд ё аз ин сарзамин бадарға мегарданд.

61 Онҳо аз раҳмати Худо рондашудагонанд. Ҳар куҷо ёфт шаванд, дастгир гашта ва ба шиддат кушта мешаванд. Чунки онҳо мунофиқанд ва дар замин ба фасодкорӣ даст задаанд.

62 Қонуни Аллоҳ (ч) дар шаъни мунофиқон вақте нифоқашонро ошкор созанд, ҳамин аст. Ин қонунро дар умматҳои қаблӣ ҷорӣ кардааст. Қонуни Аллоҳ (ч) доимамалкунанда аст. Ҳаргиз барои он ҳеҷ навъ дигаргуниеро намеёбӣ.

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1. Мақоми Паёмбар (с) назди Худо ва фариштагон баланд аст;
2. Бидуни сабаб озор додани мӯъминон қатъан ҳаром аст;
3. Нифоқ сабаби он мегардад, ки соҳибаш дучори азоб мешавад.

1. Замири “عليهن” дар оят ба ҳамсарони Расули акрам (ч) ва кулли занони уммат бармегардад. (**Мутарҷим**)
2. Дар мавриди маънои “ولا ما ملكت أيمانهن” аз аҳли тафсир ду қавл омада аст. Баъзе аз муфассирон бар ин назаранд, ки мурод аз он танҳо канизон буда, ғуломон аз ин ҳукм истисно ҳастанд. Ин раъйи Саид ибни Мусайиб (р) аст. Аммо баъзеи дигар мегӯянд, балки он канизон ва ғуломонро шомил мебошад. (**Мутарҷим**)
3. Қайди “**Ҳатман**” бо мақсади таъкиди салом додан бар Паёмбар (с) тарҷумаи вожаи “تسليما” аст, ки аз нигоҳи қоидаи наҳви арабӣ “**мафъули мутлақи таъкидкунандаи ҷумла**” аст. (**Мутарҷим**)
4. Озор додан дар ин ояти карима дар ҳаққи Худо ба маънои маҷозӣ ва дар ҳаққи Паёмбар (с) ба маънои ҳақиқии он омада аст. Мақсад аз озори Худо бо гуфтор ва кирдори хилофи ризои Парвардигор Ӯро ба ғазаб овардан аст. (**Мутарҷим**)
5. Новобаста аз он ки ба номус ё мол ё ҷони мардон ва занони боимон озор расонида шавад. (**Мутарҷим**)
6. “**Ҷилбоб**” бинобар тафсири Ибни Аббос (р), либосест, ки аз сар то қадами занро мепӯшонад. (**Мутарҷим**)

يَسۡـَٔلُكَ ٱلنَّاسُ عَنِ ٱلسَّاعَةِۖ قُلۡ إِنَّمَا عِلۡمُهَا عِندَ ٱللَّهِۚ وَمَا يُدۡرِيكَ
لَعَلَّ ٱلسَّاعَةَ تَكُونُ قَرِيبًا ٦٣ إِنَّ ٱللَّهَ لَعَنَ ٱلۡكَٰفِرِينَ وَأَعَدَّ
لَهُمۡ سَعِيرًا ٦٤ خَٰلِدِينَ فِيهَآ أَبَدٗاۖ لَّا يَجِدُونَ وَلِيّٗا وَلَا نَصِيرٗا
٦٥ يَوۡمَ تُقَلَّبُ وُجُوهُهُمۡ فِي ٱلنَّارِ يَقُولُونَ يَٰلَيۡتَنَآ أَطَعۡنَا ٱللَّهَ
وَأَطَعۡنَا ٱلرَّسُولَا۠ ٦٦ وَقَالُواْ رَبَّنَآ إِنَّآ أَطَعۡنَا سَادَتَنَا وَكُبَرَآءَنَا
فَأَضَلُّونَا ٱلسَّبِيلَا۠ ٦٧ رَبَّنَآ ءَاتِهِمۡ ضِعۡفَيۡنِ مِنَ ٱلۡعَذَابِ
وَٱلۡعَنۡهُمۡ لَعۡنٗا كَبِيرٗا ٦٨ يَٰٓأَيُّهَا ٱلَّذِينَ ءَامَنُواْ لَا تَكُونُواْ كَٱلَّذِينَ
ءَاذَوۡاْ مُوسَىٰ فَبَرَّأَهُ ٱللَّهُ مِمَّا قَالُواْۚ وَكَانَ عِندَ ٱللَّهِ وَجِيهٗا ٦٩
يَٰٓأَيُّهَا ٱلَّذِينَ ءَامَنُواْ ٱتَّقُواْ ٱللَّهَ وَقُولُواْ قَوۡلٗا سَدِيدٗا ٧٠ يُصۡلِحۡ
لَكُمۡ أَعۡمَٰلَكُمۡ وَيَغۡفِرۡ لَكُمۡ ذُنُوبَكُمۡۗ وَمَن يُطِعِ ٱللَّهَ وَرَسُولَهُۥ
فَقَدۡ فَازَ فَوۡزًا عَظِيمًا ٧١ إِنَّا عَرَضۡنَا ٱلۡأَمَانَةَ عَلَى ٱلسَّمَٰوَٰتِ
وَٱلۡأَرۡضِ وَٱلۡجِبَالِ فَأَبَيۡنَ أَن يَحۡمِلۡنَهَا وَأَشۡفَقۡنَ مِنۡهَا وَحَمَلَهَا
ٱلۡإِنسَٰنُۖ إِنَّهُۥ كَانَ ظَلُومٗا جَهُولٗا ٧٢ لِّيُعَذِّبَ ٱللَّهُ ٱلۡمُنَٰفِقِينَ
وَٱلۡمُنَٰفِقَٰتِ وَٱلۡمُشۡرِكِينَ وَٱلۡمُشۡرِكَٰتِ وَيَتُوبَ ٱللَّهُ
عَلَى ٱلۡمُؤۡمِنِينَ وَٱلۡمُؤۡمِنَٰتِۗ وَكَانَ ٱللَّهُ غَفُورٗا رَّحِيمَۢا ٧٣



63 Эй Паёмбар, мушрикон туро бо мақсади инкор ва такзиб аз қиёмат мепурсанд. Қавми яхуд низ суол мекунанд, ки қиёмат кай рух медиҳад? Ба онҳо бигӯ: "**Илми замони вуқӯи он назди Аллоҳ (ч) аст. Ман дар ин масъала дониш надорам.**" Ва ту эй Паёмбар, чӣ медонӣ, ки шояд барпошавии қиёмат наздик бошад?[1]

64 Бешак, Аллоҳ (ч) кофиронро аз раҳматаш ронда ва дар қиёмат барояшон оташи сахт алангазанандаро омода сохтааст.

65 Дӯзахиҳо дар азоби он оташ ҷовидони абадӣ мемонанд. Онҳо дар дӯзах ҳеҷ қарибе ва ёридиҳанда намеёбанд, ки барояшон манфиат расонад ва азобашонро бартараф созад.

66 Рӯзи қиёмат чеҳраашон дар оташи дӯзах аз як ҳолат ба ҳолати дигар гардонда мешавад.[2] Онҳо аз шиддати ҳасрату надомат мегӯянд: "**Эй кош, мо дар дунё бо иҷрои амр ва парҳез аз наҳӣ Аллоҳ (ч) ва Расули Ӯро итоат мекардем.**"

67 Ва дӯзахиён далели беасос оварда мегӯянд: "**Эй Парвардигори мо, ҳамоно мо фармони пешвоёнамон ва бузургони қавмамонро итоат кардем. Пас онҳо моро аз роҳи рост гумроҳ сохтанд.**

68 **Эй Парвардигори мо, ба ин пешвоён ва бузургони қавм, ки моро аз роҳи рост гумроҳ карданд, ду баробар бештар азоб бидеҳ ва онҳоро аз раҳмати Худ ба куллӣ дур гардон.**"

69 Эй мӯъминони боамал! Паёмбаратонро озор надиҳед, зеро дар сурати озор доданаш ба касоне монанд мешавед, ки Мӯсоро бо айбнок донистани баданаш[3] озор доданд, пас Аллоҳ (ч) пок буданашро аз он чи гуфтанд, ошкор сохт ва аз он тӯҳмат солим буданаш маълум гашт. Ва Мӯсо назди Аллоҳ (ч) обрӯманд буд. Дархосташ рад ва талошаш ноком намешуд.

70 Эй бандагони мӯъмини боамал! Аз Аллоҳ (ч) бо иҷрои амраш ва парҳез аз наҳяш битарсед ва сухани росту дуруст бигӯед.

71 Агар аз Аллоҳ (ч) тарсида, сухани росту дуруст гӯед, Аллоҳ (ч) амалҳоятонро ислоҳ гардонда, онро мепазирад ва гуноҳонатонро маҳв сохта, ба муқобили кирдорҳои бад ба шумо ҷазо намедиҳад. Ва ҳар ки Аллоҳ (ч) ва Расулашро итоат кунад, пас вай бидуни шак, ба комёбии азиме ноил гаштааст, ки ҳеҷ комёбӣ бо он баробар нест. Ин комёбӣ аз даромадан ба ҷаннат ва расидан ба ризои илоҳӣ иборат аст.

72 Ба дурустӣ ки Мо иҷрои масъулиятҳои шаръӣ ва нигаҳдории молҳо ва сирҳоро бар осмонҳо ва замин ва кӯҳҳо пешкаш кардем, пас онҳо аз бардоштани ин амонатҳо худдорӣ намуданд ва аз оқибати он тарсиданд ва инсон онро бардошт. Яқинан инсон[4] бар хеш ситамгари аз оқибати ҳамли ин амонат ниҳоят нодон буд.

73 Инсон он амонатро бо тақдири Худо бардошт, то Аллоҳ (ч) мардони мунофиқ ва занони мунофиқ ва мардони мушрик ва занони мушрикро барои нифоқ ва ширкашон азоб кунад ва тавбаи мардони боимон ва занони боимонеро, ки амонати бар зимма гирифтаашонро нек иҷро намуданд, бипазирад. Ва Аллоҳ (ч) ба бандагони тавбакораш бағоят Бахшандаи Меҳрубон аст.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Илми замони рух додани қиёмат танҳо назди Худост;

2.Ҳаволасозии зердастон масъулияти гуноҳи гумроҳии худро бар дӯши пешвоёни гумроҳӣ онҳоро аз ҷавобгарӣ озод намесозад;

3.Бо сухан ё амал озор додани паёмбарон шадидан ҳаром аст;

4.Он амонате, ки инсон нигаҳдориашро бар ӯҳда гирифт, ниҳоят бузург аст.

1. Яъне, ту инро намедонӣ, балки фақат Аллоҳ (ч) дар ин бора маълумот дорад. (**Мутарҷим**)
2. Он гуна ки гӯшт ҳангоми бирён кардан аз як ҳолат ба ҳолати дигар гардонда мешавад. (**Мутарҷим**)
3. Онҳо Мӯсо (а)-ро ба он айб мегирифтанд, ки гӯё дар баданаш бемории пӯст буда, аз ҳамин сабаб бадани худро аз чашми мардум мепӯшонад. Ин яке аз намунаҳои озори онҳо ба Мӯсо (а) буд, ки муаллифон онро дар тафсир дарҷ сохтаанд.(**Мутарҷим**)
4. Мурод аз калимаи "الانسان" баъзе аз афроди инсонҳо ҳастанд, ки ба сабаби тарки нигаҳдории амонати бандагӣ дар ҳаққи хеш ситам карда ва нодонӣ намуданд. (**Мутарҷим**)

## СУРАИ “САБАЪ”
## АЗ СУРАҲОИ НОЗИЛШУДА ДАР МАККАИ МУКАРРАМА
## АЗ РӮИ ТАРТИБ СИВУ ЧОРУМ СУРАИ ҚУРЪОНИ КАРИМ
## ДОРОИ ПАНҶОҲУ ЧОР ОЯТ



الجزء الثاني والعشرون | سورة سبإ

سُورَةُ سَبَإٍ — آياتها ٥٤ — ترتيبها ٣٤

بِسْمِ ٱللَّهِ ٱلرَّحْمَٰنِ ٱلرَّحِيمِ

ٱلْحَمْدُ لِلَّهِ ٱلَّذِى لَهُۥ مَا فِى ٱلسَّمَٰوَٰتِ وَمَا فِى ٱلْأَرْضِ وَلَهُ ٱلْحَمْدُ
فِى ٱلْءَاخِرَةِ ۚ وَهُوَ ٱلْحَكِيمُ ٱلْخَبِيرُ ١ يَعْلَمُ مَا يَلِجُ فِى ٱلْأَرْضِ وَمَا
يَخْرُجُ مِنْهَا وَمَا يَنزِلُ مِنَ ٱلسَّمَآءِ وَمَا يَعْرُجُ فِيهَا ۚ وَهُوَ
ٱلرَّحِيمُ ٱلْغَفُورُ ٢ وَقَالَ ٱلَّذِينَ كَفَرُوا۟ لَا تَأْتِينَا ٱلسَّاعَةُ ۖ
قُلْ بَلَىٰ وَرَبِّى لَتَأْتِيَنَّكُمْ عَٰلِمِ ٱلْغَيْبِ ۖ لَا يَعْزُبُ عَنْهُ مِثْقَالُ
ذَرَّةٍ فِى ٱلسَّمَٰوَٰتِ وَلَا فِى ٱلْأَرْضِ وَلَآ أَصْغَرُ مِن ذَٰلِكَ
وَلَآ أَكْبَرُ إِلَّا فِى كِتَٰبٍ مُّبِينٍ ٣ لِّيَجْزِىَ ٱلَّذِينَ
ءَامَنُوا۟ وَعَمِلُوا۟ ٱلصَّٰلِحَٰتِ ۚ أُو۟لَٰٓئِكَ لَهُم مَّغْفِرَةٌ وَرِزْقٌ
كَرِيمٌ ٤ وَٱلَّذِينَ سَعَوْ فِىٓ ءَايَٰتِنَا مُعَٰجِزِينَ أُو۟لَٰٓئِكَ
لَهُمْ عَذَابٌ مِّن رِّجْزٍ أَلِيمٌ ٥ وَيَرَى ٱلَّذِينَ أُوتُوا۟ ٱلْعِلْمَ
ٱلَّذِىٓ أُنزِلَ إِلَيْكَ مِن رَّبِّكَ هُوَ ٱلْحَقَّ وَيَهْدِىٓ إِلَىٰ صِرَٰطِ
ٱلْعَزِيزِ ٱلْحَمِيدِ ٦ وَقَالَ ٱلَّذِينَ كَفَرُوا۟ هَلْ نَدُلُّكُمْ عَلَىٰ رَجُلٍ
يُنَبِّئُكُمْ إِذَا مُزِّقْتُمْ كُلَّ مُمَزَّقٍ إِنَّكُمْ لَفِى خَلْقٍ جَدِيدٍ ٧

٤٢٨

### Баъзе аз мақсадҳои асосии ин сураи муборака:

Баёни қудрати илоҳӣ дар дигаргунсозии ҳолатҳо ва нишон додани он ки мардум дар баробари неъматҳои Парвардигор ба сипосгузор ва носипос ҷудо мешаванд.

### Тафсир:

1 Ситоиш махсуси Парвардигорест, ки ҳамаи мавҷудоти осмонҳо ва мавҷудоти замин ба эътибори офариниш, моликият ва тадбир аз Ӯст. Ва ситоиш дар охират низ фақат хоси Ӯст.[1] Ва Ӯ дар офаридан ва тадбири корҳо Ҳаким буда, аз аҳволи бандагон Бохабар аст. Ҳеҷ чиз аз Ӯ махфӣ нест.

2 Ҳар он чи аз об ва растанӣ дар замин фурӯ меравад ва ҳар он чи аз растанӣ ва ғайри он аз замин берун мешавад ва ҳар он чи аз борон, рӯзию фариштагон аз осмон фуруд меояд ва ҳар он чи аз фариштагон, аъмоли бандагон ва рӯҳашон ба осмон мебароянд, Аллоҳ (ҷ) ҷузъиёт ва куллиёти онро медонад. Ва Ӯ дар ҳаққи мӯъминон ниҳоят Меҳрубони Бахшандаи гуноҳони бандагони тавбакор аст.

3 Ва кофирон мегӯянд: “**Ҳеҷ гоҳ ба мо қиёмат намеояд.**” Эй Паёмбар, ба онҳо бигӯ: “**Оре, ба Парвардигори Ғайбдонам савганд, ки қиёмат ҳатман ба шумо меояд, вале замони омадани онро ҷуз Худо касе намедонад. Зеро танҳо Ӯ аз ғайб Огоҳ аст. Аз илми Худо дар осмонҳо ва на дар замин ба андозаи хурдтарин мурча[2] ва на аз он хурдтар ва на калонтар махфӣ намемонад, балки[3] он яқинан дар китоби равшани “Лавҳи Маҳфуз” сабт шудааст.**”

“**Лавҳи Маҳфуз**” китобест, ки дар он тамоми чиз то рӯзи қиёмат сабт гаштааст.

4 Худо дар “**Лавҳи Маҳфуз**” ҳамаи чизро сабт намудааст, то ба касоне, ки имон меоранд ва амалҳои шоиста анҷом медиҳанд, подош бидиҳад. Барои ин гурӯҳи дорои сифатҳои мазкур аз ҷониби Аллоҳ (ҷ) мағфирати гуноҳ ва рӯзи қиёмат рӯзии арзишманди ҷаннат аст. Аллоҳ (ҷ) аз гуноҳонашон гузашта, азобашон намекунад.

5 Ва касоне, ки дар ботил сохтани оятҳои нозилкардаи Мо талош намуда, он оятҳоро “**ҷоду**” ва Паёмбари фиристодаамонро “**ҷодугар ва шоир**” гуфтанд, рӯзи қиёмат барои ин тоифаи бо сифатҳои мазкур тавсифшуда бадтарин ва сахттарин азоби дардовар аст.

6 Ва олимони асҳоб ва олимони аҳли Китоб гувоҳӣ медиҳанд, ки он чи Аллоҳ (ҷ) аз пайғом бар ту нозил кардааст, бегумон ҳақ аст ва он мардумро ба роҳи Парвардигори Ғолиби дар дунё ва охират Сутуда ҳидоят мекунад.

7 Ва кофирон аз рӯи тааҷҷуб ва тамасхури Паёмбари Худо (с) ба якдигар гуфтанд: “**Оё меҳоҳед шуморо ба марде раҳнамоӣ кунем, ки бароятон аз он хабар медиҳад, ки вақте бимиред ва ҷисматон дар замин ба пуррагӣ пора-пора сохта шавад, баъд аз марг дубора ҳатман зинда гардонида мешавед?**”

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Илми Худо фарогир буда, он тамоми чизро иҳота намудааст;
2.Аҳли илм дорои фазилати баланд ҳастанд;
3.Аз сӯи мушрикон инкор намудани растохез ба маънои инкори қудрати Парвардигор аст.

1. Мақсад аз ин ҷумла он аст, ки ситоиш танҳо дар дунё хоси Худо нест, балки дар охират низ фақат Ӯ сутуда шуда ва арзанди ситоиш аст. (**Мутарҷим**)
2. Тамсил барои ифодаи хурдии чиз аст. (**Мутарҷим**)
3. Аҳли тафсир мегӯянд, калимаи “**إلا**”-и ояти карима, ки маънои истисноро ифода мекунад, дар инҷо барои таъкид омада, Имом Байзовӣ (р) онро ба маънои “**Лекин**” оварда аст. Бинобар ин, онро бо вожаи “**балки**” ва изофаи “**бегумон**” тарҷума кардем. (**Мутарҷим**)

أَفْتَرَىٰ عَلَى ٱللَّهِ كَذِبًا أَم بِهِۦ جِنَّةٌۢ ۗ بَلِ ٱلَّذِينَ لَا يُؤْمِنُونَ بِٱلْـَٔاخِرَةِ
فِى ٱلْعَذَابِ وَٱلضَّلَٰلِ ٱلْبَعِيدِ ﴿٨﴾ أَفَلَمْ يَرَوْا۟ إِلَىٰ مَا بَيْنَ أَيْدِيهِمْ
وَمَا خَلْفَهُم مِّنَ ٱلسَّمَآءِ وَٱلْأَرْضِ ۚ إِن نَّشَأْ نَخْسِفْ بِهِمُ ٱلْأَرْضَ
أَوْ نُسْقِطْ عَلَيْهِمْ كِسَفًا مِّنَ ٱلسَّمَآءِ ۚ إِنَّ فِى ذَٰلِكَ لَءَايَةً
لِّكُلِّ عَبْدٍ مُّنِيبٍ ﴿٩﴾ ۞ وَلَقَدْ ءَاتَيْنَا دَاوُۥدَ مِنَّا فَضْلًا ۖ
يَٰجِبَالُ أَوِّبِى مَعَهُۥ وَٱلطَّيْرَ ۖ وَأَلَنَّا لَهُ ٱلْحَدِيدَ ﴿١٠﴾ أَنِ ٱعْمَلْ
سَٰبِغَٰتٍ وَقَدِّرْ فِى ٱلسَّرْدِ ۖ وَٱعْمَلُوا۟ صَٰلِحًا ۖ إِنِّى بِمَا تَعْمَلُونَ
بَصِيرٌ ﴿١١﴾ وَلِسُلَيْمَٰنَ ٱلرِّيحَ غُدُوُّهَا شَهْرٌ وَرَوَاحُهَا شَهْرٌ ۖ
وَأَسَلْنَا لَهُۥ عَيْنَ ٱلْقِطْرِ ۖ وَمِنَ ٱلْجِنِّ مَن يَعْمَلُ بَيْنَ يَدَيْهِ بِإِذْنِ
رَبِّهِۦ ۖ وَمَن يَزِغْ مِنْهُمْ عَنْ أَمْرِنَا نُذِقْهُ مِنْ عَذَابِ ٱلسَّعِيرِ ﴿١٢﴾
يَعْمَلُونَ لَهُۥ مَا يَشَآءُ مِن مَّحَٰرِيبَ وَتَمَٰثِيلَ وَجِفَانٍ كَٱلْجَوَابِ
وَقُدُورٍ رَّاسِيَٰتٍ ۚ ٱعْمَلُوٓا۟ ءَالَ دَاوُۥدَ شُكْرًا ۚ وَقَلِيلٌ مِّنْ عِبَادِىَ
ٱلشَّكُورُ ﴿١٣﴾ فَلَمَّا قَضَيْنَا عَلَيْهِ ٱلْمَوْتَ مَا دَلَّهُمْ عَلَىٰ مَوْتِهِۦٓ
إِلَّا دَآبَّةُ ٱلْأَرْضِ تَأْكُلُ مِنسَأَتَهُۥ ۖ فَلَمَّا خَرَّ تَبَيَّنَتِ ٱلْجِنُّ
أَن لَّوْ كَانُوا۟ يَعْلَمُونَ ٱلْغَيْبَ مَا لَبِثُوا۟ فِى ٱلْعَذَابِ ٱلْمُهِينِ ﴿١٤﴾

ثلاثة أرباع الحزب ٤٣



(8) Кофирон гуфтанд: “**Оё ин мард бар Аллоҳ (ҷ) дурӯғ бофтааст, ки даъво дорад мо баъди марг боз зинда гардонида мешавем ё вай девона аст ва барои ҳамин чунин суханони беасос мегӯяд?**”[1] Ҳақиқат он гуна ки онҳо мепиндоранд, нест, балки ҳосили калом, он касоне, ки ба охират имон намеоранд, рӯзи қиёмат ба уқубати сахт гирифтор мешаванд ва дар дунё дар гумроҳии аз роҳи рост дур умр ба сар мебаранд.
(9) Оё ин такзибгарони растохез он чи зери қадамашон аз замин ва он чи болои сарашон аз осмон ҳаст, намебинанд?! Агар Мо бихоҳем, онҳоро ба зери замин фурӯ мебарем ё осмонро қитъа-қитъа бар онҳо фурӯ мерезем. Ба дурустӣ ки дар нигоҳу тафаккур дар осмону замин барои ҳар бандае, ки ба василаи ибодат ба сӯи Аллоҳ (ҷ) бармегардад, аломати қатъии қудрати илоҳӣ аст. Офаридгори дар ин кор Тавоно қудрат дорад, ки шуморо баъд аз маргатон ва порашавии ҷисматон аз нав зинда гардонад.
(10) Ва яқинан Мо аз назди Худ ба Довуд (а) нубувват ва салтанатро додем ва ба кӯҳҳо ва парандагон гуфтем: “**Эй кӯҳҳо ва эй парандагон, ҳамроҳи Довуд тасбеҳро такрор кунед.**” Ва Мо барои вай оҳанро нарм гардонидем, то аз он ҳар олотеро, ки бихоҳад, бисозад.
(11) Ба ӯ гуфтем: “**Эй Довуд, аз оҳан ҷавшанҳои васеъ бисоз, то ҷанговаронатро аз зарари душман муҳофизат кунад ва меххоро барои бофтани ҷавшан муносиби ҳалқаҳо гардонида, онро на ба он андоза борик бикун, ки дар ҳалқаҳо наистад ва на ба он андоза ғафс бикун, ки дар ҳалқаҳо надарояд. Ва эй хонадони Довуд, кори шоиста анҷом бидиҳед. Ҳамоно он чи шумо мекунед, Ман онро мебинам. Ҳеҷ коратон аз Ман махфӣ намемонад ва дар муқобили он ҷазоятон медиҳам**.”
(12) Ва Мо шамолро таҳти фармони Сулаймони писари Довуд (а) қарор додем. Шамол субҳ ба масофаи як моҳ ва бегоҳ ба масофаи як моҳ ҳаракат мекард.[2] Ва чашмаи мисро барои вай равон сохтем, то аз он ҳар чи хоҳад, бисозад. Ва аз ҷинҳо гурӯҳеро[3] мутеи амри Сулаймон гардонидем, ки бо амри Парвардигораш дар пешаш кор мекарданд. Ва ҳар ки аз ҷинҳо аз иҷрои фармони Мо каҷ шавад, аз уқубати оташи алангадор ба ӯ мечашонем.[4]
(13) Ҷинҳо барои Сулаймон ҳар он чи аз маъбадҳову қасрҳо ва муҷассамаҳо ва косаҳои монанд ба ҳавзҳои калон ва дегҳои устувори таомпазӣ, ки аз сабаби ҳаҷми зиёд доштан ҷунбонида намешуданд, мехост, месохтанд. Ва Мо ба онҳо гуфтем: “**Эй хонадони Довуд, дар баробари он чи Худо бар шумо инъом кардааст, шукри Ӯро ба ҷо оред.**” Ва аз бандагонам теъдоди ками онҳо шукргузори неъматанд.
(14) Пас вақте Мо марги Сулаймонро ҳукм кардем, танҳо ҷонвари чӯбхор,[5] ки асои такякардаи ӯро мехӯрд, ҷинҳоро ба маргаш раҳнамоӣ кард. Пас замоне Сулаймон ба замин афтод, ба ҷинҳо маълум гашт, ки ғайбро намедонанд. Зеро агар онҳо ғайбро медонистанд, дар ин азоби хоркунанда намемонданд. Ҷинҳо он умури сангинро бо ин гумон иҷро мекарданд, ки Сулаймон зинда аст ва онҳоро назорат дорад.

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Худо бо бахшидани нубувват, салтанат, мусаххар сохтани кӯҳҳо, парандаҳо ва нарм кардани оҳан Довуд (а)-ро гиромӣ гардонд;
2.Худо ба Сулаймон салтанат ва нубувват дод ва ӯро гиромӣ сохт;
3.Неъмати Худо аз соҳибаш тақозо мекунад, ки бояд шукри онро ба ҷо орад;
4.Аз ғайб ҷуз Худо касе огоҳ нест. Даъвои он ки ҷинҳо ё дигарон ғайбро медонанд, асос надорад.

1. Пурсиши ин оят барои ифодаи тааҷҷуби кофирон аз суханони Паёмбар (с) оиди растохез аст. (**Мутарҷим**)
2. Яъне, агар Сулаймон (а) амр мекард, шамол аз субҳ то нимрӯзӣ ва баъд аз нимрӯзӣ то ғуруби офтоб он қадар масофаи тӯлониеро тай мекард, ки мардум дар як моҳ ба он мерасиданд. (**Мутарҷим**)
3. Имом Розӣ (р) дар тафсираш мегӯяд: “**Аз зоҳири оят бармеояд, ки ҳамаи ҷинҳо таҳти фармони Сулаймон қарор надоштанд.**” Имом Розӣ (р) барои он чунин мегӯяд, ки пешоянди “**مِن**“ дар ин оят ифодагари маънои “**Баъз**”-ро мекунад. (**Мутарҷим**)
4. Яъне, дар охират. Инчунин эҳтимол дорад, ки мурод чашондани оташи дунё бошад. Дар ин сурат ҷумлаи охир “**мечашондем**” мешавад. Аммо қавли якум раъйи аксари муфассирон аст. (**Мутарҷим**)
5. Ҳашаротест, ки чӯбро хӯрда сӯрох-сӯрох мекунад. Онро мӯрёна низ мегӯянд. (**Мутарҷим**)


الجزء الثاني والعشرون — سورة سبإ

لقد كان لسبإ في مسكنهم ءاية جنتان عن يمين وشمال
كلوا من رزق ربكم واشكروا له بلدة طيبة ورب غفور
﴿١٥﴾ فأعرضوا فأرسلنا عليهم سيل العرم وبدلناهم بجنتيهم
جنتين ذواتي أكل خمط وأثل وشيء من سدر قليل
﴿١٦﴾ ذلك جزيناهم بما كفروا وهل نجزي إلا الكفور ﴿١٧﴾
وجعلنا بينهم وبين القرى التي باركنا فيها قرى ظاهرة
وقدرنا فيها السير سيروا فيها ليالي وأياما ءامنين ﴿١٨﴾
فقالوا ربنا باعد بين أسفارنا وظلموا أنفسهم فجعلناهم
أحاديث ومزقناهم كل ممزق إن في ذلك لآيات لكل صبار
شكور ﴿١٩﴾ ولقد صدق عليهم إبليس ظنه فاتبعوه إلا
فريقا من المؤمنين ﴿٢٠﴾ وما كان له عليهم من سلطان
إلا لنعلم من يؤمن بالآخرة ممن هو منها في شك
وربك على كل شيء حفيظ ﴿٢١﴾ قل ادعوا الذين زعمتم من
دون الله لا يملكون مثقال ذرة في السماوات ولا في
الأرض وما لهم فيهما من شرك وما له منهم من ظهير ﴿٢٢﴾

٤٣٠

Чун Аллоҳ (ч) дар оятҳои қаблӣ неъмати бар Довуд (а) ва писараш Сулаймон (а) додаи Худро зикр кард, дар оятҳои зерин лутфу эҳсонаш бар қабилаи Сабаъро баён сохт. Бо ин фарқ, ки Довуду Сулаймон (а) неъматҳои Ӯро шукргузорӣ карданд, аммо қабилаи Сабаъ носипосӣ намуданд.

(15) Ҳамоно барои қабилаи Сабаъ[1] дар ҷои сукунаташон[2] аломати равшани қудрат ва эҳсони Худо бар онҳо буд. Он аломат аз ду бӯстоне иборат буд, ки якеи он аз самти рост ва дигараш аз самти чапи шаҳр қарор дошт. Мо ба онҳо гуфтем: "**Аз ризқи Парвардигоратон хӯред ва дар баробари лутфу эҳсонаш шукри Ӯро ба ҷо оред. Ин шаҳри поки дорои неъматҳои фаровон ва ин Парвардигори Бахшандаи гуноҳони бандагони тавбакор аст.**"[3]

(16) Пас аҳли Сабаъ аз шукргузории Мо ва имон ба паёмбарон рӯй гардонданд. Пас Мо аз онҳо бо табдил додани неъматҳоямон интиқом гирифта, азобашон кардем. Ба онҳо сели тахрибкунанда фиристодем. Он сел деворҳои шаҳрашонро хароб ва кишташонро ғарқи об сохт. Ва ба онҳо дар бадали он ду боғи серҳосил ду боғи дорои меваҳои талх додем ва ин ду боғ гиёҳи бесамари "**Газ**"[4] ва каме аз дарахти "**Кунор**"[5] дошт.

(17) Мо ба он сабаб қабилаи Сабаъро бо "**азоби табдили неъмат**" муҷозот кардем, ки онҳо кофир шуданд ва аз шукргузории неъматҳо рӯй тофтанд. Ва Мо бо ин азоби шадид касеро ба ҷуз бандаи носипоси неъматҳо ва мункири Худо уқубат намекунем.

(18) Ва Мо байни аҳли Сабаъ дар Яман ва байни деҳаҳои Шом, ки дар он баракат дода будем, деҳаҳои ба якдигар наздик қарор додем ва дар он деҳаҳо барои сайру гашт андозаи муайянро муқаррар кардем. Яъне, аз як деҳа ба деҳаи дигар то Шом бидуни ранҷ мерафтанд. Ва ба онҳо гуфтем: "**Дар ин деҳаҳо ҳар вақте ки аз шабҳо ва рӯзҳо хоҳед, рафтуомад кунед, дар ҳоле ки аз шарри душманон ва ташнагию гуруснагӣ дар амон ҳастед.**"

(19) Пас онҳо ба неъмати наздиксозии масофаҳо носипосӣ карданд ва гуфтанд: "**Эй Парвардигори мо, бо бартараф сохтани ин деҳаҳо миёни сафарҳои мо дур кун, то ранҷи сафарро чашем ва имтиёзи маркабҳоямон ошкор шавад.**" Ва онҳо бо носипосии неъмати илоҳӣ, рӯй гардондан аз сипосгузорӣ ва худро аз фақирон боло донистан бар ҷони хештан ситам намуданд. Пас Мо онҳоро ба суханҳои сари забони мардум табдил додем, ки аз эшон барои насли минбаъда ҷуз қиссаву ҳикоёт нишоне намонд. Ва онҳоро дар шаҳрҳои мухталиф ба пуррагӣ пароканда сохтем[6] ва бо якдигар рафтуомад карда наметавонистанд. Ба дурустӣ ки дар ин қиссаи аҳли Сабаъ, ки Худо дар аввал барояшон неъмат дод ва баъд аз носипосӣ онҳоро гирифтори уқубат сохт, барои ҳар бандае, ки дар тоату мусибат ва дурӣ аз маъсият сабр варзида, ба неъматҳои Парвардигор шукргузорӣ менамояд, ибрати азим аст.

(20) Ва Иблис гумонашро нисбаташон, ки онҳоро аз роҳи дуруст гумроҳ месозад, таҳаққуқ бахшид. Пас онҳо, ба истиснои тоифаи ками мӯминон дар куфру залолат аз Иблис пайравӣ намуданд. Аммо аҳли имон бо пайравӣ накардан аз Иблис умедашро барбод доданд.

(21) Ва Иблис бар онҳо ҳеҷ қудрате надошт, ки бо истифода аз он иҷборан гумроҳашон созад, балки вай танҳо дар назарашон гуноҳро ороиш медод ва иғво меандохт. Лекин Мо ба Иблис дар иғвоангезии онҳо иҷозат дода будем, то ҳолати он касеро, ки ба охират ва ҷазои он имон меорад, аз он касе, ки дар бораи охират шубҳа дорад, ба дигарон маълум созем. Ва эй Паёмбар, Парвардигорат ба ҳамаи чиз Нигаҳбон аст. Тамоми аъмоли бандагонро ҳифз карда, дар ивазаш ба онҳо ҷазо медиҳад.

(22) Эй Паёмбар, ба ин мушрикон бигӯ: "**Ононеро, ки ғайр аз Аллоҳ (ч) маъбуди худ пиндоштед, нидо кунед, то ба шумо фоида расонанд ё зарареро бартараф созанд. Маъбудҳои ботилатон дар осмонҳо ва замин ба андозаи як зарра молики чизе нестанд ва дар осмонҳо ва замин бо Аллоҳ (ч) шарикӣ надоранд ва Аллоҳ (ч) ҳеҷ ёваре надорад. Зеро Ӯ аз шарик ва ёвар Бениёз аст.**"

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Сипосгузорӣ роҳи ҳифзи неъмат ва носипосӣ омили аз байн рафтани он мебошад;

2.Амният бузургтарин неъматест, ки Худо онро дар оятҳои бисёр бар бандагон миннат мекунад;

3.Имони дуруст бо иҷозати Худо бандаро аз пайравӣ намудан ба иғвогариҳои Шайтон нигоҳ медорад;

4.Ботил будани сабабҳои ба ширк рӯ овардани мушрикон, ки гӯё бутҳо бо Худо дар моликияти чизе шариканд ё назди Ӯ кӯмак ва шафоат карда метавонанд, ошкор аст.

---

1. Яке аз қабилаҳои араб буда, бо исми падарбузургашон Сабаъ писари Яшҷуб писари Яъруб писари Қаҳтон писари Ҳуд номгузорӣ шудаанд. Сабаъ нахустин подшоҳи сарзамини Яман мебошад. (**Мутарҷим**)
2. Маскани қабилаи Сабаъ дар Яман буд. (**Мутарҷим**)
3. Яъне, дар сарзамини серҳосил зиндагӣ мекунед ва Парвардигоратон Бахшандаи гуноҳон аст. Ин неъматҳо бояд қадрдонӣ ва шукргузорӣ шаванд. (**Мутарҷим**)
4. Авлоди растаниҳои асосан буттагии худрӯи сурхчӯби сахт, ки дар ҷангалҳои соҳили дарё, заминҳои шӯру санглох ва кӯҳу биёбон мерӯянд. (**Мутарҷим**)
5. Дарахти бисёр тановар аст. Мегӯянд, то се ҳазор сол умр мебинад. Мевааш кӯчаки хӯрданӣ ва ба андозаи санҷид аст. Барги онро пас аз хушк кардан месоянд ва дар ҳаммом бо он мӯйи сар ё баданро мешӯянд. (**Мутарҷим**)
6. Яъне, баъди якпорчагӣ ва дар сояи амният ва ризқи фарох ба сар бурдан, ба қавмиятҳои пароканда табдил шуданд. Яке ба Шом ва дигаре ба Ироқ рафтанд. (**Мутарҷим**)

وَلَا تَنفَعُ ٱلشَّفَٰعَةُ عِندَهُۥٓ إِلَّا لِمَنْ أَذِنَ لَهُۥ ۚ حَتَّىٰٓ إِذَا فُزِّعَ عَن
قُلُوبِهِمْ قَالُوا۟ مَاذَا قَالَ رَبُّكُمْ ۖ قَالُوا۟ ٱلْحَقَّ ۖ وَهُوَ ٱلْعَلِىُّ ٱلْكَبِيرُ
الحزب ٤٤ ٢٣ ۞ قُلْ مَن يَرْزُقُكُم مِّنَ ٱلسَّمَٰوَٰتِ وَٱلْأَرْضِ ۖ قُلِ ٱللَّهُ ۖ
وَإِنَّآ أَوْ إِيَّاكُمْ لَعَلَىٰ هُدًى أَوْ فِى ضَلَٰلٍ مُّبِينٍ ٢٤ قُل
لَّا تُسْـَٔلُونَ عَمَّآ أَجْرَمْنَا وَلَا نُسْـَٔلُ عَمَّا تَعْمَلُونَ ٢٥ قُلْ
يَجْمَعُ بَيْنَنَا رَبُّنَا ثُمَّ يَفْتَحُ بَيْنَنَا بِٱلْحَقِّ وَهُوَ ٱلْفَتَّاحُ ٱلْعَلِيمُ
٢٦ قُلْ أَرُونِىَ ٱلَّذِينَ أَلْحَقْتُم بِهِۦ شُرَكَآءَ ۖ كَلَّا ۚ بَلْ هُوَ ٱللَّهُ
ٱلْعَزِيزُ ٱلْحَكِيمُ ٢٧ وَمَآ أَرْسَلْنَٰكَ إِلَّا كَآفَّةً لِّلنَّاسِ
بَشِيرًا وَنَذِيرًا وَلَٰكِنَّ أَكْثَرَ ٱلنَّاسِ لَا يَعْلَمُونَ ٢٨
وَيَقُولُونَ مَتَىٰ هَٰذَا ٱلْوَعْدُ إِن كُنتُمْ صَٰدِقِينَ ٢٩
قُل لَّكُم مِّيعَادُ يَوْمٍ لَّا تَسْتَـْٔخِرُونَ عَنْهُ سَاعَةً وَلَا تَسْتَقْدِمُونَ
٣٠ وَقَالَ ٱلَّذِينَ كَفَرُوا۟ لَن نُّؤْمِنَ بِهَٰذَا ٱلْقُرْءَانِ وَلَا
بِٱلَّذِى بَيْنَ يَدَيْهِ ۗ وَلَوْ تَرَىٰٓ إِذِ ٱلظَّٰلِمُونَ مَوْقُوفُونَ عِندَ
رَبِّهِمْ يَرْجِعُ بَعْضُهُمْ إِلَىٰ بَعْضٍ ٱلْقَوْلَ يَقُولُ ٱلَّذِينَ
ٱسْتُضْعِفُوا۟ لِلَّذِينَ ٱسْتَكْبَرُوا۟ لَوْلَآ أَنتُمْ لَكُنَّا مُؤْمِنِينَ ٣١



(23) Ва назди Худо шафоат суд намебахшад, магар ба он касе, ки Ӯ барояш рухсати шафоат диҳад.[1] Худо танҳо ба бандаи писандидааш иҷозати шафоат медиҳад, зеро Ӯ Боазамат аст. Аз далелҳои азаматаш он аст, ки чун дар осмон сухан гӯяд, фариштагон дар баробари он дар ҳоли фурӯтанӣ бол мезананд ва онҳоро даҳшати сахт фаро мегирад. Фариштагон дар ҳолати тарсу даҳшат мемонанд, то он ки ин изтироб аз қалбашон бартараф карда шавад. Баъд аз бартараф шуданаш онҳо ба Ҷабраил мегӯянд: “**Парвардигоратон чӣ гуфт?**” Ҷабраил мегӯяд: “**Парвардигорамон сухани ҳақро гуфт ва Ӯ бо Зот ва салтанаташ аз ҳамаи чиз Бартару Бузургтар аст.**”[2]

(24) Эй Паёмбар, ба ин мушрикон бигӯ: “**Кӣ шуморо аз осмонҳо бо фуруд овардани борон ва аз замин бо рӯёнидани зироат ва меваҳои мухталиф рӯзӣ медиҳад?!**” Бигӯ: “**Аллоҳ (ҷ) рӯзӣ медиҳад. Ва эй мушрикон, ҳамоно мо ё шумо бар ҳидоят ё залолати ошкор қарор дорем. Аз мову шумо яке ҳидоятшуда ва дигаре гумроҳем.**” Маълум аст, ки мӯъминон аҳли ҳидоят ва мушрикон аҳли залолатанд.

(25) Эй Паёмбар, ба онҳо бигӯ: “**Шумо рӯзи қиёмат аз гуноҳони содиркардаи мо пурсида намешавед ва мо низ аз он чи шумо анҷом медодед, пурсида намешавем.**”

(26) Ба онҳо бигӯ: “**Парвардигорамон рӯзи қиёмат мову шуморо бо ҳам ҷамъ месозад, сипас дар байнамон одилона қазоват карда, ҳақро аз ноҳақ ҷудо мекунад. Ва Ӯ Довари Одилу Доност. Чӣ гуна ва чӣ доварӣ карданашро хуб медонад.**”

(27) Эй Паёмбар, ба онҳо бигӯ: “**Он маъбудҳои хештанро, ки дар ибодат шарикони Аллоҳ (ҷ) қарор додед, ба ман нишон диҳед. Ҳаргиз, кор чунончи мепиндоред, ки Аллоҳ (ҷ) шарик дорад, нест. Балки Ӯ Аллоҳи Ғолиби, дар офариниш, тақдир ва тадбири умур Боҳикмат аст.**”

(28) Ва эй Паёмбар, ба дурустӣ ки Мо туро ба сӯи тамоми мардум муждарасони аҳли тақво ба ҷаннат ва бимдиҳандаи аҳли куфру гуноҳ аз дӯзах фиристодем. Вале бештари мардум инро намедонанд. Чунки агар медонистанд, туро ба дурӯғгӯӣ нисбат намедоданд.

(29) Ва мушрикон зудтар омадани азоби ваъдашударо талаб карда мегӯянд: “**Агар шумо дар даъвои хештан оиди он ки гӯё мо ба азоб мубтало мешавем, ҳақ бошед, азоби ваъда кардаатон кай меояд?**”

(30) Эй Паёмбар, ба ин гурӯҳе, ки зудтар омадани азобро мехоҳанд, бигӯ: “**Азоби шумо рӯзи муайян дорад. Аз он рӯзи таъйингашта як лаҳза ақиб ва як лаҳза пеш намеравед. Рӯзи ваъдаи уқубат қиёмат аст.**”

(31) Ва кофирон мегӯянд: “**Мо ҳаргиз на ба ин Қуръон, ки бо пиндори Муҳаммад аз назди Аллоҳ (ҷ) фуруд омадааст ва на ба Китобҳои осмонии гузашта имон намеорем.**” Ва эй Паёмбар агар ту бубинӣ, он гоҳ, ки ситамкорон рӯзи қиёмат барои бозпурсӣ назди Парвардигорашон боз дошта мешаванд, дар ҳоле ки бо якдигар радду бадал мекунанд, ҳар кас масъулият ва маломатро бар дӯши каси дигар меафканад, пайравоне, ки аз ҷониби раҳбаронашон ҳақир шумурда мешуданд, ба раҳбарони мутакаббири хештан мегӯянд: “**Агар шумо моро аз роҳи рост гумроҳ намекардед, ба Аллоҳ ва Расулаш имон меовардем**”, ҳолати тааҷҷубовареро хоҳӣ дид.[3]

## Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Бояд даъватгар дар муносибат бо даъватшаванда нармиро риоя кунад, то даъватшаванда ба якравӣ рӯ наорад;

2.Соҳиби ҳидоят сарбаланду соҳиби залолат сарафкандаи ҳақир аст;

3.Рисолати Паёмбар (с) шомили кулли башарият ва ҷинҳо аст.

1. Ё маънои оят чунин аст: “**... магар бандае, ки Худо ба каси дигар иҷозат диҳад, то барои вай шафоатхоҳӣ кунад.**” (**Мутарҷим**)
2. Тафсири овардаи муаллифон бар асоси ривояти Имом Бухорӣ (р) аст. Дар бораи шарҳи он дигар назарҳои аҳли тафсир низ мавҷуд аст. Баъзе аз муфассирон ин ҳолати изтироб ба саволу ҷавобро ба охират марбут медонанд. (**Мутарҷим**)
3. Ҷумлаи охир ҷавоби феъли шарти “...**агар ту он вақтеро мушоҳида кунӣ**...” аст. (**Мутарҷим**)


الجزء الثاني والعشرون — سورة سبإ

قَالَ ٱلَّذِينَ ٱسۡتَكۡبَرُواْ لِلَّذِينَ ٱسۡتُضۡعِفُوٓاْ أَنَحۡنُ صَدَدۡنَٰكُمۡ
عَنِ ٱلۡهُدَىٰ بَعۡدَ إِذۡ جَآءَكُمۖ بَلۡ كُنتُم مُّجۡرِمِينَ ٣٢ وَقَالَ ٱلَّذِينَ
ٱسۡتُضۡعِفُواْ لِلَّذِينَ ٱسۡتَكۡبَرُواْ بَلۡ مَكۡرُ ٱلَّيۡلِ وَٱلنَّهَارِ إِذۡ
تَأۡمُرُونَنَآ أَن نَّكۡفُرَ بِٱللَّهِ وَنَجۡعَلَ لَهُۥٓ أَندَادٗاۚ وَأَسَرُّواْ ٱلنَّدَامَةَ
لَمَّا رَأَوُاْ ٱلۡعَذَابَۚ وَجَعَلۡنَا ٱلۡأَغۡلَٰلَ فِيٓ أَعۡنَاقِ ٱلَّذِينَ كَفَرُواْۖ
هَلۡ يُجۡزَوۡنَ إِلَّا مَا كَانُواْ يَعۡمَلُونَ ٣٣ وَمَآ أَرۡسَلۡنَا فِي قَرۡيَةٖ
مِّن نَّذِيرٍ إِلَّا قَالَ مُتۡرَفُوهَآ إِنَّا بِمَآ أُرۡسِلۡتُم بِهِۦ كَٰفِرُونَ ٣٤
وَقَالُواْ نَحۡنُ أَكۡثَرُ أَمۡوَٰلٗا وَأَوۡلَٰدٗا وَمَا نَحۡنُ بِمُعَذَّبِينَ ٣٥
قُلۡ إِنَّ رَبِّي يَبۡسُطُ ٱلرِّزۡقَ لِمَن يَشَآءُ وَيَقۡدِرُ وَلَٰكِنَّ أَكۡثَرَ
ٱلنَّاسِ لَا يَعۡلَمُونَ ٣٦ وَمَآ أَمۡوَٰلُكُمۡ وَلَآ أَوۡلَٰدُكُم بِٱلَّتِي تُقَرِّبُكُمۡ
عِندَنَا زُلۡفَىٰٓ إِلَّا مَنۡ ءَامَنَ وَعَمِلَ صَٰلِحٗا فَأُوْلَٰٓئِكَ لَهُمۡ جَزَآءُ
ٱلضِّعۡفِ بِمَا عَمِلُواْ وَهُمۡ فِي ٱلۡغُرُفَٰتِ ءَامِنُونَ ٣٧ وَٱلَّذِينَ
يَسۡعَوۡنَ فِيٓ ءَايَٰتِنَا مُعَٰجِزِينَ أُوْلَٰٓئِكَ فِي ٱلۡعَذَابِ مُحۡضَرُونَ ٣٨
قُلۡ إِنَّ رَبِّي يَبۡسُطُ ٱلرِّزۡقَ لِمَن يَشَآءُ مِنۡ عِبَادِهِۦ وَيَقۡدِرُ لَهُۥۚ
وَمَآ أَنفَقۡتُم مِّن شَيۡءٖ فَهُوَ يُخۡلِفُهُۥۖ وَهُوَ خَيۡرُ ٱلرَّٰزِقِينَ ٣٩

٤٣٢

32 Ва пешвоёни аз қабули ҳақ кибрварзида ба пайравонашон, ки дар дунё онҳоро ҳақир мешумурданд, гӯянд: “**Оё мо шуморо аз ҳидояти овардаи Муҳаммад манъ намудем? Не, балки шумо худ золим ва фасодкор будед.**”

33 Ва пайравоне, ки аз ҷониби раҳбаронашон ҳақир шумурда мешуданд, ба раҳбаронашони аз қабули ҳақ кибрварзидаашон гӯянд: “**Балки он макре, ки шумо шабу рӯз дар ҳаққи мо анҷом медодед, боиси аз ҳидоят маҳрумшавиамон гашт. Зеро**[1] **шумо моро дастур медодед, то ба Аллоҳ (ч) кофир шавем ва ба Ӯ ширк оварда, дигар мавҷудотро бипарастем.**” Ва онҳо вақте азобро мушоҳида кунанд, надоматашонро аз он ки дар дунё кофир буданд, пинҳон месозанд[2] ва медонанд, ки уқубат мешаванд. Ва бар гардани кофирон завлонаҳоро мезанем. Онҳо бо ин уқубати шадид ҷазо дода намешаванд, магар ба сабаби он чи дар дунё аз куфр ва маъсият анҷом медоданд.

Вақте мушрикон Паёмбар (с)-ро такзиб карданд, Худо бо фуруд овардани ояти зерин эшонро тасаллӣ дода, хотиррасон намуд, ки умматҳои қаблӣ низ паёмбаронашонро ба дурӯғгӯӣ нисбат медоданд ва набояд аз ин одати кофирон дилсард шуд.

34 Ва Мо дар ҳеҷ деҳае паёмбари аз азоби илоҳӣ бимдиҳандаеро нафиристодем, магар он ки касони неъматпарвардаи дорои салтанату мансабу моли онҷо гуфтанд: “**Ба дурустӣ ки мо ба он чи фиристода шудаед, кофир ҳастем.**"

35 Ва ифтихоркунон гуфтанд: “**Мо соҳиби амвол ва фарзандони бештарем. Ва он чи шумо мепиндоред, ки гӯё мо гирифтори азоб мешавем, дурӯғ аст. Мо на дар дунё ва на дар охират уқубат карда намешавем.**”

36 Эй Паёмбар, ба ин бандагони мағрур бигӯ: “**Ба дурустӣ ки Парвардигорам ризқи ҳар киро хоҳад, фарох мегардонад, то сипосгузорӣ ва носипосии ӯро бисанҷад ва ризқи ҳар ки хоҳад, танг мегардонад, то босабрӣ ва бесабрии ӯро бисанҷад.**” Валекин бештари мардум намедонанд, ки Аллоҳ (ч) бағоят Ҳаким аст. Тамоми корҳояш аз рӯи ҳикмат сурат мегирад. Баъзеи бандагон ҳикмати Ӯро дарк мекунанд ва баъзеи дигар аз он ғофиланд.

37 Ва молҳо ва фарзандонатон, ки бо онҳо ифтихор мекунед, чизе нестанд, ки шуморо ба ризои Мо наздик созанд, лекин ҳар ки ба Худо имон орад ва амали шоиста анҷом диҳад, пас ин тоифа бандагон ба сабаби корҳои неки дар дунё кардаашон подоши дучанд мегиранд. Инчунин амволи дар роҳи Худо сарфкардаашон боиси ба хушнудии илоҳӣ наздик шуданашон мегардад ва фарзандони бо имон ва тақво парвариш додаашон дар ҳаққашон дуои нек мекунанд. Ва онҳо дар баландтарин манзилҳои ҷаннат аз хавфи азоб, марг ва заволи неъмат дар амонанд.

38 Ва кофироне, ки дар баргардонидани мардум аз оятҳои Мо тамоми талоши худро мебахшанд ва дар роҳи таҳаққуқ бахшидани ин ҳадаф саъй менамоянд, дар дунё зиён мебинанд[3] ва дар охират дучори азоб мегарданд.

39 Эй Паёмбар, бигӯ: “**Бешак, Парвардигорам аз бандагони Худ ризқи ҳар киро хоҳад, фарох ва ризқи ҳар киро хоҳад, танг месозад. Ва ҳар чи дар роҳи илоҳӣ харҷ мекунед, Аллоҳ (ч) дар дунё ба шумо ба ивазаш неъмати беҳтар ва дар охират ҷаннатро ато мекунад. Ва Аллоҳ (ч) Беҳтарини рӯзидиҳандагон**[4] **аст.**” Аз ин рӯ, ҳар кас рӯзӣ мехоҳад, бояд онро танҳо аз Аллоҳ (ч) бихоҳад.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Изҳори безорӣ намудани зердастон ва забардастон аз якдигар онҳоро аз ҷавобгарӣ озод намесозад;

2.Неъматпарварӣ аз пазируфтани ҳақ ва таслимаш гаштан манъ месозад;

3.Молу фарзанд ба мӯъмин суд меорад, аммо кофир рӯзи охират аз он ду баҳра намебарад;

4.Харҷи мол дар роҳҳои нек боис мегардад, ки Худо дар дунё ба садақадиҳанда ивази беҳтар ва дар охират ҷаннатро диҳад.

---

1. Калимаи “إِذْ” дар ояти карима баёнгари иллат аст. Бинобар ин, онро ба калимаи “**Зеро**” тарҷума кардем. Эҳтимоли **зарф** буданро низ дорад, вале маънои ифодаи иллат дар тарҷума возеҳтар аст. (**Мутарҷим**)
2. Сабаби ошкор накардани пушаймониашон дар он аст, ки он рӯз надомат фоида надорад. (**Мутарҷим**)
3. Зеро ба ҳадафи хостаашон намерасанд. (**Мутарҷим**)
4. Аз зоҳири ин оят бармеояд, ки ҷуз Худоро низ “**розиқ**” гуфтан дуруст аст. Оид ба ин мавзӯъ Имом Алусӣ (р) дар тафсираш мегӯяд, калимаи “**ризқ**” метавонад ба маънои “**расонандаи ризқ**” ва “**бахшандаи ризқ**” истифода шавад. Ба ин эътибор, “**ризқдиҳанда**” гуфтани ғайри Худо ба маънои якум, яъне расонанда ва сабабгори он аст. Аммо “**бахшандаи рӯзӣ**” танҳо Худо аст. Вале баъзеҳо бар ин назаранд, ки истифодаи “**риздиҳанда**” дар ғайри Худо ба маънои маҷозӣ ва нисбат ба Худо ба маънои ҳақиқии он аст. (**Мутарҷим**)

وَيَوْمَ يَحْشُرُهُمْ جَمِيعًا ثُمَّ يَقُولُ لِلْمَلَٰٓئِكَةِ أَهَٰٓؤُلَآءِ إِيَّاكُمْ كَانُوا۟
يَعْبُدُونَ ﴿٤٠﴾ قَالُوا۟ سُبْحَٰنَكَ أَنتَ وَلِيُّنَا مِن دُونِهِم ۖ بَلْ كَانُوا۟
يَعْبُدُونَ ٱلْجِنَّ ۖ أَكْثَرُهُم بِهِم مُّؤْمِنُونَ ﴿٤١﴾ فَٱلْيَوْمَ لَا يَمْلِكُ
بَعْضُكُمْ لِبَعْضٍ نَّفْعًا وَلَا ضَرًّا وَنَقُولُ لِلَّذِينَ ظَلَمُوا۟ ذُوقُوا۟ عَذَابَ
ٱلنَّارِ ٱلَّتِى كُنتُم بِهَا تُكَذِّبُونَ ﴿٤٢﴾ وَإِذَا تُتْلَىٰ عَلَيْهِمْ ءَايَٰتُنَا بَيِّنَٰتٍ
قَالُوا۟ مَا هَٰذَآ إِلَّا رَجُلٌ يُرِيدُ أَن يَصُدَّكُمْ عَمَّا كَانَ يَعْبُدُ ءَابَآؤُكُمْ
وَقَالُوا۟ مَا هَٰذَآ إِلَّآ إِفْكٌ مُّفْتَرًى ۚ وَقَالَ ٱلَّذِينَ كَفَرُوا۟ لِلْحَقِّ لَمَّا
جَآءَهُمْ إِنْ هَٰذَآ إِلَّا سِحْرٌ مُّبِينٌ ﴿٤٣﴾ وَمَآ ءَاتَيْنَٰهُم مِّن كُتُبٍ
يَدْرُسُونَهَا ۖ وَمَآ أَرْسَلْنَآ إِلَيْهِمْ قَبْلَكَ مِن نَّذِيرٍ ﴿٤٤﴾ وَكَذَّبَ
ٱلَّذِينَ مِن قَبْلِهِمْ وَمَا بَلَغُوا۟ مِعْشَارَ مَآ ءَاتَيْنَٰهُمْ فَكَذَّبُوا۟
الحزب ٤٤ رُسُلِى ۖ فَكَيْفَ كَانَ نَكِيرِ ﴿٤٥﴾ ۞ قُلْ إِنَّمَآ أَعِظُكُم بِوَٰحِدَةٍ ۖ أَن
تَقُومُوا۟ لِلَّهِ مَثْنَىٰ وَفُرَٰدَىٰ ثُمَّ تَتَفَكَّرُوا۟ ۚ مَا بِصَاحِبِكُم مِّن
جِنَّةٍ ۚ إِنْ هُوَ إِلَّا نَذِيرٌ لَّكُم بَيْنَ يَدَىْ عَذَابٍ شَدِيدٍ ﴿٤٦﴾ قُلْ
مَا سَأَلْتُكُم مِّنْ أَجْرٍ فَهُوَ لَكُمْ ۖ إِنْ أَجْرِىَ إِلَّا عَلَى ٱللَّهِ ۖ وَهُوَ عَلَىٰ
كُلِّ شَىْءٍ شَهِيدٌ ﴿٤٧﴾ قُلْ إِنَّ رَبِّى يَقْذِفُ بِٱلْحَقِّ عَلَّٰمُ ٱلْغُيُوبِ ﴿٤٨﴾



(40) Ва эй Паёмбар, рӯзеро ба хотир биёр, ки Аллоҳ (ч) дар он ҳама мушриконро ҷамъ мегардонад, сипас бо мақсади сарзаниши онҳо ба фариштагон мегӯяд: “**Оё инҳо дар дунё ба ҷои Аллоҳ (ч) шуморо мепарастиданд?!**”

(41) Фариштагон мегӯянд: “**Ту аз ҳама айбу нуқсон ва анбоз Поку Муқаддас ҳастӣ! Ягона Дӯсту Ёвари мо Туӣ, на онҳо. Байни мову мушрикон пайванди дӯстӣ мавҷуд нест. Балки онҳо Шайтонҳоро мепарастиданд. Шайтонҳо худро ба сурати фариштагон вонамуд месохтанд ва мушрикон онҳоро ибодат мекарданд. Бештарашон ба Шайтонҳо имон доштанд.**”

(42) Ва рӯзи ҳашру бозпурсӣ маъбудҳоятон барои касоне, ки дар дунё онҳоро ибодат мекарданд, молики фоида ва зарар нестанд. Ва Мо ба шахсоне, ки бо куфру маъсият бар ҷони хештан ситам намудаанд, мегӯем: “**Азоби дӯзахеро, ки дар дунё онро дурӯғ мепиндоштед, бичашед.**”

(43) Ва вақте бар мушрикони такзибкунанда оятҳои равшани[1] бар паёмбарон нозилкардаи Мо хонда шавад, мегӯянд: “**Ба дурустӣ, ин[2] Муҳаммад мардест, ки мехоҳад шуморо аз он чи падаронатон дар гузашта мепарастиданд, баргардонад.**” Ва низ мегӯянд “**Ин Қуръон ҷуз суханони дурӯғи дар ҳаққи Худо бофташуда чизе нест.**” Ва чун Қуръон ба кофирон аз назди Худо ояд, дар мавриди он мегӯянд: “**Ин Китоб ҷуз ҷодуи ошкор чизе нест. Зеро ҳамсару шавҳар ва падару писарро аз якдигар ҷудо месозад.**”

(44) Ва Мо қаблан ба онҳо ҳеҷ китоберо надодаем, ки онро хонанд, то раҳнамоиашон кунад, ки Қуръон сухани бофтаи худи Муҳаммад (с) аст. Ва Мо ба сӯи онҳо пеш аз фиристодани ту (**Паёмбари охирзамон (с)**) ҳеҷ паёмбари аз азоби илоҳӣ бимдиҳандаеро низ нафиристодаем.

(45) Ва умматҳои пеш аз қавмат гузашта ба мисли қавми Од, Самуд ва Лут паёмбаронашонро ба дурӯғгӯӣ нисбат додаанд. Ва мушрикони қавмат ба даҳяки он чи ба умматҳои собиқ аз нерӯ, доройӣ ва адад дода будем, нарасидаанд. Пас он умматҳо паёмбарашонро такзиб карданд. Нерӯ, доройӣ ва адади зиёдашон судашон набахшид ва дучори уқубат гаштанд. Пас эй Паёмбар, андеша кун, ки инкору иқоби Ман бар онҳо чӣ гуна буд.

(46) Эй Паёмбар, ба ин мушрикон бигӯ: “**Ҳамоно ман шуморо ба иҷрои як кор машварату андарз медиҳам. Машварат ва андарзам он аст, ки холис барои Аллоҳ (ч) худро аз ҳама хостаҳои нафсатон холӣ намуда, ду нафар-ду нафар ё танҳо-танҳо бархезед,[3] сипас дар бораи рафтори ёратон Муҳаммад, ба вижа оиди хирадмандӣ, садоқат ва амонатдориаш андеша намоед, то бароятон яқинан маълум гардад, ки вай девона нест. Муҳаммад (с) барои шумо пеш аз омадани азоби шадид бимдиҳандае беш нест. Ӯ шуморо аз он бим медиҳад, ки агар аз ширк тавба накунед, ба азоби сахт дучор мешавед.**”

(47) Эй Паёмбар, ба ин мушрикони такзибкунанда бигӯ: “**Ман дар муқобили таблиғи паём аз шумо чизе намехоҳам. Агар фаразан аз шумо подош ё музд бихоҳам, пас он музд аз шумост.[4] Подоши ман фақат бар Аллоҳ (ч) аст. Ва Ӯ бар ҳамаи чиз Гувоҳ мебошад. Аллоҳ (ч) Шоҳиди таблиғи рисолати ман ва кори шумост. Ҷазои корҳои шуморо ба пуррагӣ медиҳад.**”

Чун Худо дар оятҳои мазкур алайҳи аҳли ботил ва ширк ҳуҷҷат овард, дар ояти зерин ин равишро ба ҳайси қонуни доимамалкунанда баён намуда мегӯяд:

(48) Эй Паёмбар, бигӯ: “**Ба дурустӣ, Парвардигорам ҳақро бар ботил мусаллат месозад ва ботилро аз байн мебарад. Ӯ Донандаи ғайбхост. Ҳеҷ чиз дар осмону замин аз Ӯ пинҳон намемонад.**”

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1. Тақлиди ноҷо ба гузаштагон сабаби маҳрумият аз ҳидоят аст;
2. Тафаккур дар ҳолати берун омадан аз ҳавои нафс роҳи расидан ба қарори саҳеҳ ва андешаи дуруст аст;
3. Даъватгар набояд аз мардум мунтазири подоше бошад, балки подоши амалашро аз Худо биталабад.

1. Аз нигоҳи қоидаи наҳви арабӣ калимаи “**بينات**” дар ояти карима ҳоли вожаи “**ءاياتنا**” аст. Аммо аз сабаби он ки “**ҳол**” ва “**зулҳол**” дар асл сифату мавсуфанд ва бо ин шакл дар тарҷумаи тоҷикӣ маъно возеҳтар баён мешавад, онро ба сурати сифат ва мавсуф тарҷума кардаам. Мақсад аз равшании оятҳои Худо далолатҳои возеҳи онҳо бар нозилшавиашон аз назди Парвардигор аст. (**Мутарҷим**)

2. Ишораи “**Ин**” аз сӯи мушрикон нисбат ба Паёмбар (с) ба маънои таҳқир истифода шуда аст. (**Мутарҷим**)

3. Мақсад аз “**бархостан**” бо ҷиддият, қалби кушода, хирадмандӣ, нафси холӣ аз таассуб, кина ва дур аз тақлид истиқбол намудани пайғоми аз назди Худо овардаи Паёмбар (с) аст. (**Мутарҷим**)

4. Ин таъбир аз нигоҳи илми **Балоғат** дар баёни мақсад ба тариқи киноя равиши бисёр дилрабост. Маънои оят он аст, ки агар гумон доред, ман дар ивази таблиғ аз шумо фоида мегирам, пас он музди гирифтаам аз шумост. Ин кинояи рамзӣ ба он аст, ки мушрикон медонанд, эшон аз онҳо чизе нахостаанд. (**Мутарҷим**)


الجزء الثاني والعشرون | سورة سبإ

قل جاء الحق وما يبدئ الباطل وما يعيد ﴿٤٩﴾ قل إن ضللت
فإنما أضل على نفسي وإن اهتديت فبما يوحي إلي ربي إنه
سميع قريب ﴿٥٠﴾ ولو ترى إذ فزعوا فلا فوت وأخذوا من
مكان قريب ﴿٥١﴾ وقالوا آمنا به وأنى لهم التناوش من
مكان بعيد ﴿٥٢﴾ وقد كفروا به من قبل ويقذفون
بالغيب من مكان بعيد ﴿٥٣﴾ وحيل بينهم وبين ما يشتهون
كما فعل بأشياعهم من قبل إنهم كانوا في شك مريب ﴿٥٤﴾

ترتيبها ٣٥ — سورة فاطر — آياتها ٤٥

بسم الله الرحمن الرحيم

الحمد لله فاطر السماوات والأرض جاعل الملائكة رسلا أولي
أجنحة مثنى وثلاث ورباع يزيد في الخلق ما يشاء إن الله على
كل شيء قدير ﴿١﴾ ما يفتح الله للناس من رحمة فلا ممسك لها
وما يمسك فلا مرسل له من بعده وهو العزيز الحكيم ﴿٢﴾
يا أيها الناس اذكروا نعمت الله عليكم هل من خالق غير الله
يرزقكم من السماء والأرض لا إله إلا هو فأنى تؤفكون ﴿٣﴾

٤٣٤

(49) Эй Паёмбар, ба мушрикони таклзибкунанда бигӯ: “**Ҳақ (Ислом) омад ва ботил аз байн рафта, аз он асар ва нерӯе боқӣ намонд ва минбаъд ба нуфузи қаблиаш барнамегардад.**”
(50) Эй Паёмбар, ба онҳо бигӯ: “**Агар ман дар он чи барои шумо мерасонам, аз роҳи дуруст гумроҳ шавам, пас зарари он ба худам баргашта, аз он ба шумо зиёне намерасад ва агар ҳидоят ёфтам, пас ба сабаби он раҳнамоиҳои ҳакимонаест, ки Парвардигорам ба ман пайғом мефиристад. Яқинан Парвардигорам Шунавандаи суханони бандагон буда, бағоят Наздик аст, шунидани суханонам бар Ӯ душвор нест.**”
(51) Ва эй Паёмбар, агар он замонеро мушоҳида мекардӣ, ки ин мушрикони таклзибгар рӯзи қиёмат баъд аз дидани уқубат ба даҳшат меафтанд, дигар гурезгоҳ ва паноҳгоҳ намеёбанд ва аз макони наздик[1] дастгир карда мешаванд, бегумон ҳолати ҳайратоварeро медидӣ.
(52) Ва вақте онҳо ҷойи бозгашташонро бинанд, мегӯянд: “**Ба рӯзи қиёмат имон овардем.**” Ва онҳо чӣ гуна метавонанд ба имон дастрасӣ пайдо кунанд, дар ҳоле ки бо берун шудан аз сарои амал ба сарои ҷазо макони ба даст овардани имон аз онҳо дур мондааст?!
(53) Ва чӣ гуна имони онҳо ҳосил ва пазируфта мешавад, ҳол он ки пеш аз ин дар дунё ба охират кофир гашта буданд ва аз макони дур аз дарёфти ҳақ ҷоҳилона гумони нодуруст андохта,[2] дар шаъни Паёмбар (с) “**ҷодугар**”, “**фолбин**” ва “**шоир**” мегуфтанд?!
(54) Ва байни кофирон ва байни он чи аз ҳосил намудани лаззатҳои зиндагӣ, тавба намудан аз куфр, наҷот ёфтан аз дӯзах ва бозгашт ба зиндагонии дунё, ки онро мехоҳанд, ҷудоӣ андохта шуда ва онҳо аз расидан ба он манъ карда мешаванд, чунончи пеш аз ин бо умматҳои таклзибкунандаи ба ин кофирон монанд ҳамин кор анҷом дода шуд. Бешак, онҳо оиди яктопарастию имон ба растохез, ки паёмбаронашон барояшон оварданд, дар шубҳаи барангезандаи куфр қарор доштанд.

## СУРАИ “ФОТИР”
## АЗ СУРАҲОИ НОЗИЛШУДА ДАР МАККАИ МУКАРРАМА
## АЗ РӮИ ТАРТИБ СИВУ ПАНҶУМ СУРАИ ҚУРЪОНИ КАРИМ
## ДОРОИ ЧИЛУ ПАНҶ ОЯТ

### Баъзе аз мақсадҳои асосии ин сураи муборака:

Нишон додани саҳнаҳои дилрабои қудрати Худо дар офариниш, зикри василаҳои барангезандаи таъзим, тарс, имон ба Ӯ ва ёдоварии неъматҳои илоҳӣ.

### Тафсир:

(1) Ситоиш Аллоҳи бидуни намунаи собиқ Офаридгори осмонҳо ва заминро, ки фариштагонро фиристодагони[3] Хеш сохт, баъзеашон фармонҳои илоҳиро вобаста ба умури коинот ба ҷо меоранд ва баъзеи дигарашон пайғоми Ӯро ба паёмбарон мерасонанд. Ӯ фариштагонро дар адои амонати ба зиммаашон гузошташуда нерӯманд гардонда, онҳоро дорои ду ва се ва чор бол офаридааст, ки барои амалисозии амри илоҳӣ бо истифода аз он болҳо парвоз мекунанд. Аллоҳ (ҷ) бар офариниши фариштагон ва мардумон ҳар чиро ба монанди узв, ҳусн ё садо хоҳад, афзун месозад. Яқинан Аллоҳ (ҷ) бар ҳамаи чиз Тавоно аст. Ҳеҷ чиз Ӯро оҷиз намегардонад.

(2) Қуфлкушои тамоми чиз дар дасти бемонанди Парвардигор аст. Бинобар ин, ҳар чиро аз ризқ, ҳидоят ва саодат кушояд, ҳеҷ кас онро манъ карда наметавонад ва ҳар чиро аз ин номбаршудаҳо боз медорад, ҳеҷ кас баъд аз боз доштанаш аз уҳдаи фиристодани он намебарояд. Ва Ӯ Зоти Ғолиби шикастнопазир буда, дар офариниш, тақдир ва чора сохтани корҳо бағоят Ҳаким аст.

(3) Эй мардум, бо қалб, забон ва дигар аъзои бадан неъмати Аллоҳ (ҷ)-ро бар хештан ба ёд биёред. Оё ғайр аз Аллоҳ (ҷ) офаридгоре вуҷуд дорад, ки ба шумо аз осмон бо фуруд овардани борон ва аз замин бо рӯёнидани зироат ва меваҷот рӯзӣ диҳад?! Ғайр аз Ӯ маъбуди барҳақ нест. Пас чӣ гуна баъди ин аз ин ҳақиқат баргардонида мешавед ва дар ҳаққаш дурӯғ бофта, даъво менамоед, ки шарик дорад, дар ҳоле ки Ӯ шуморо офарида, ризқатон додааст?!

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Тарсу ваҳшати кофирон рӯзи қиёмат саҳнаи пурдаҳшат аст;
2.Имон вақте ба соҳибаш суд мерасонад, ки шахс дар дунё имон орад, зеро дунё ҷои кишт ва охират ҷои ҳосилғундорӣ аст;
3.Азамати хилқати фариштагон нишонаи азамати Офаридгори онҳост.

1. Мурод аз макони наздик суръати нузули азоб бар онҳост. Зеро барои Худо дурию наздикӣ вуҷуд надорад. (**Мутарҷим**)

2. Калимаи “قـــــذف” дар ояти карима аслан ба маъноӣ “**аз дур бо даст тир андохтан**”-ро гӯянд, аммо инҷо ба тариқи истиора ба маънои “**бидуни андеша ва далел сухан кардан**” омада аст. Яъне, кофирон дар бораи масоили марбут ба охират, ки аз доираи қиёси ақл хориҷ аст, бидуни дониш ва ҳуҷҷат гап мезананд. Ҳолати кофирон дар ояти мазкур ба ҳолати касе монанд кунонида шуда аст, ки аз ҷои дур ба макони аз чашм ғоиб тир меандозад. Маълум аст, ки дар ин ҳолат тир ба нишон намерасад. Ба ҳамин қиёс кофирон низ дар суханони хеш оиди Паёмбар (с) ва умури ухравӣ сахт иштибоҳ мекунанд. (**Мутарҷим**)

3. Калимаи “**расулон**”, ки дар ояти карима омада, маънои “**фиристодагон**”-ро ифода мекунад, баъзе аз муфассирон онро ба маънои васеи он, яъне “**воситашавандагон байни Худо ва халқ дар расонидани осори қудрат ва сунъи Парвардигор, монанди борону бод ва ғайра**” ва “**расонандагони паёми Худо ба паёмбарон**” маънидод кардаанд. Зоҳиран муаллифони китоби мавриди истифодаи мо низ ҳамин раъйро тарҷеҳ додаанд. Аммо баъзеи дигари аҳли тафсир бар ин назаранд, ки калимаи “**расулон**” ба маънои “**паёмоварони Худо**” буда, мурод баъзеи онҳо ҳастанд. Зеро кулли фариштагон паёмоварони Худо ба сӯи паёмбарон нестанд. (**Мутарҷим**)

وَإِن يُكَذِّبُوكَ فَقَدْ كُذِّبَتْ رُسُلٌ مِّن قَبْلِكَ ۚ وَإِلَى ٱللَّهِ تُرْجَعُ ٱلْأُمُورُ
٤ يَٰٓأَيُّهَا ٱلنَّاسُ إِنَّ وَعْدَ ٱللَّهِ حَقٌّ ۖ فَلَا تَغُرَّنَّكُمُ ٱلْحَيَوٰةُ ٱلدُّنْيَا
وَلَا يَغُرَّنَّكُم بِٱللَّهِ ٱلْغَرُورُ ٥ إِنَّ ٱلشَّيْطَٰنَ لَكُمْ عَدُوٌّ فَٱتَّخِذُوهُ
عَدُوًّا ۚ إِنَّمَا يَدْعُوا۟ حِزْبَهُۥ لِيَكُونُوا۟ مِنْ أَصْحَٰبِ ٱلسَّعِيرِ ٦ ٱلَّذِينَ
كَفَرُوا۟ لَهُمْ عَذَابٌ شَدِيدٌ ۖ وَٱلَّذِينَ ءَامَنُوا۟ وَعَمِلُوا۟ ٱلصَّٰلِحَٰتِ لَهُم
مَّغْفِرَةٌ وَأَجْرٌ كَبِيرٌ ٧ أَفَمَن زُيِّنَ لَهُۥ سُوٓءُ عَمَلِهِۦ فَرَءَاهُ حَسَنًا ۖ فَإِنَّ
ٱللَّهَ يُضِلُّ مَن يَشَآءُ وَيَهْدِى مَن يَشَآءُ ۖ فَلَا تَذْهَبْ نَفْسُكَ عَلَيْهِمْ
حَسَرَٰتٍ ۚ إِنَّ ٱللَّهَ عَلِيمٌۢ بِمَا يَصْنَعُونَ ٨ وَٱللَّهُ ٱلَّذِىٓ أَرْسَلَ
ٱلرِّيَٰحَ فَتُثِيرُ سَحَابًا فَسُقْنَٰهُ إِلَىٰ بَلَدٍ مَّيِّتٍ فَأَحْيَيْنَا بِهِ ٱلْأَرْضَ
بَعْدَ مَوْتِهَا ۚ كَذَٰلِكَ ٱلنُّشُورُ ٩ مَن كَانَ يُرِيدُ ٱلْعِزَّةَ فَلِلَّهِ ٱلْعِزَّةُ جَمِيعًا ۚ
إِلَيْهِ يَصْعَدُ ٱلْكَلِمُ ٱلطَّيِّبُ وَٱلْعَمَلُ ٱلصَّٰلِحُ يَرْفَعُهُۥ ۚ وَٱلَّذِينَ
يَمْكُرُونَ ٱلسَّيِّـَٔاتِ لَهُمْ عَذَابٌ شَدِيدٌ ۖ وَمَكْرُ أُو۟لَٰٓئِكَ هُوَ يَبُورُ
١٠ وَٱللَّهُ خَلَقَكُم مِّن تُرَابٍ ثُمَّ مِن نُّطْفَةٍ ثُمَّ جَعَلَكُمْ أَزْوَٰجًا ۚ
وَمَا تَحْمِلُ مِنْ أُنثَىٰ وَلَا تَضَعُ إِلَّا بِعِلْمِهِۦ ۚ وَمَا يُعَمَّرُ مِن مُّعَمَّرٍ
وَلَا يُنقَصُ مِنْ عُمُرِهِۦٓ إِلَّا فِى كِتَٰبٍ ۚ إِنَّ ذَٰلِكَ عَلَى ٱللَّهِ يَسِيرٌ ١١



4 Ва эй Паёмбар, агар қавмат туро ба дурӯғгӯӣ нисбат медиҳанд, пас сабр бикун, чунки ту нахустин паёмбари мавриди такзиби мардум қарор гирифта нестӣ, ҳамоно қабл аз ту умматҳои зиёде ба монанди қавми Од, Самуд, Лут ва дигарон низ паёмбаронро такзиб намуданд. Ва тамоми корҳо танҳо ба сӯи Аллоҳ (ч) баргардонида мешавад. Аллоҳ (ч) оқибат такзибкунандагонро ҳалок ва паёмбарону мӯъминонро ёрӣ медиҳад.
5 Эй мардум, бегумон ваъдаи Аллоҳ (ч) вобаста ба растохез ва ҷазои рӯзи қиёмат ҳақиқати маҳз аст. Бинобар ин, набояд лаззатҳо ва шаҳватҳои зиндагонии дунё шуморо аз омодагӣ барои охират фиреб диҳад ва инчунин набояд Шайтон шуморо бо ороиш додани ботил ва моил кунонидан ба сӯи дунё аз ибодати Аллоҳ (ч) бифиребад.
6 Эй мардум, яқинан Шайтон барои шумо душмани ҳамешагӣ аст. Барои ҳамин, шумо низ бо пайваста бар зиддаш мубориза бурдан ӯро душман гиред. Ҳамоно Шайтон пайравонашро ба сӯи куфр фаро мехонад, то оқибат дар рӯзи қиёмат аз ҳамдамони дӯзах бошанд.
7 Касоне, ки бо пайравӣ аз Шайтон кофир мешаванд, барои онҳо азоби сахт аст. Ва касоне, ки ба Худо имон оварда ва амалҳои шоиста анҷом медиҳанд, барои онҳо аз ҷониби Худо мағфирати гуноҳон ва подоши азими ҷаннат аст.
8 Ба дурустӣ, касе, ки Шайтон дар назараш кори бадашро зинат дода, пас ӯ он амалро нек пиндоштааст, ба монанди касе нест, ки Худо ҳақро барояш ороста сохта, пас ӯ онро эътиқодан пазируфтааст. Пас Худо ҳар киро хоҳад, гумроҳ ва ҳар киро хоҳад, ҳидоят мекунад. Ҳеҷ кас Ӯро дар коре маҷбур сохта наметавонад. Модом ки чунин аст, пас эй Паёмбар, худро барои гумроҳии гумроҳон аз андӯҳи бисёр ҳалок магардон. Бешак, ҳар он чи онҳо мекунанд, Худо онро медонад. Ҳеҷ амалашон аз Ӯ пӯшида намемонад.
9 Ва Аллоҳ (ч) Зотест, ки бодҳоро бармеангезад, пас он бодҳо абрҳоро ба ҳаракат медароранд, пас Мо абрҳоро ба сарзамини бегиёҳ меронем ва ба сабаби борони аз абрҳо нозилшуда заминро баъд аз хушкиаш бо рӯёнидани наботот зинда мегардонем. Чунончи Мо ин заминро баъди бегиёҳӣ ва хушкӣ бо рӯёнидани наботот зинда сохтем, рӯзи қиёмат зиндашавии мурдагон низ ҳамин гуна сурат мегирад.
10 Ҳар ки дар дунё ё охират иззат мехоҳад, пас набояд онро ҷуз аз Худо аз каси дигар талабад. Зеро ҳама иззати дунёву охират танҳо дар ихтиёри Аллоҳ (ч) аст. Зикри покаш ба сӯи Ӯ боло меравад ва Ӯ амали шоистаи бандагонро ба сӯи Худ мебардорад ва мепазирад. Ва касоне, ки дасисаҳои бадеро – **ба мисли нақшаи қатли Паёмбар (с)** – тадбир мекунанд, онҳоро азоби сахт аст. Ва макри ин кофирон ботил ва табоҳ гашта, онҳо ба мақсадашон намерасанд.
11 Ва Аллоҳ (ч) Он Зотест, ки падаратон Одамро аз хок офарид, сипас шуморо аз оби нутфа халқ кард, сипас шуморо нару мода сохт, то бо ҳамдигар издивоҷ кунед. Ва ҳеҷ зане ҳеҷ ҷанинеро дар батнаш намебардорад ва вазъи ҳамл намекунад, магар ин ки бордоршавӣ ва таваллуд бо илми Худо сурат мегирад. Чизе аз Ӯ махфӣ намемонад. Ва бар умри ҳеҷ кас аз халқаш афзун ва аз он кам карда намешавад, магар он ки ин афзун ва камшавӣ дар **Лавҳи Маҳфуз** сабтшуда аст. Ҳамоно иҷрои ин корҳо - **аз хок офаридан, ба марҳилаҳои мухталиф ҷудо сохтани умри бандагон ва сабт кардани муддати ҳаёти онҳо дар Лавҳи Маҳфуз** - бар Аллоҳ (ч) бағоят осон аст.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Бо зикри ахбори паёмбарон тасаллӣ додани Паёмбари Худо (с);
2.Фирефта шудан ба дунё сабаби рӯй тофтан аз ҳақ мегардад;
3.Бояд бо истифода аз сабабҳои ёрирасон, монанди зикри Худо, тиловати Қуръон, анҷоми ибодат ва тарки маъсият аз Шайтон, ки душмани ошкор аст, парҳез карда шавад;
4.Аллоҳ (ч) дорои сифати "**Бартарӣ**" аст.



وما يستوي البحران هذا عذب فرات سائغ شرابه وهذا
ملح أجاج ومن كل تأكلون لحما طريا وتستخرجون
حلية تلبسونها وترى الفلك فيه مواخر لتبتغوا من فضله
ولعلكم تشكرون ١٢ يولج الليل في النهار ويولج
النهار في الليل وسخر الشمس والقمر كل يجري
لأجل مسمى ذلكم الله ربكم له الملك والذين
تدعون من دونه ما يملكون من قطمير ١٣ إن
تدعوهم لا يسمعوا دعاءكم ولو سمعوا ما استجابوا لكم
ويوم القيامة يكفرون بشرككم ولا ينبئك مثل خبير
نصف الحزب ٤٤ ١٤ ۞ يا أيها الناس أنتم الفقراء إلى الله والله هو الغني
الحميد ١٥ إن يشأ يذهبكم ويأت بخلق جديد ١٦
وما ذلك على الله بعزيز ١٧ ولا تزر وازرة وزر أخرى وإن
تدع مثقلة إلى حملها لا يحمل منه شيء ولو كان ذا قربى
إنما تنذر الذين يخشون ربهم بالغيب وأقاموا الصلاة
ومن تزكى فإنما يتزكى لنفسه وإلى الله المصير ١٨


12 Ва ду дарё бо ҳам баробар нестанд.[1] Якеаш гуворои ширину аз сабаби ширинӣ нӯшиданаш осон ва дуюмаш шӯри туршу аз сабаби шӯрии зиёд нӯшиданаш номумкин аст. Ва аз ҳар кадоми он ду дарёи мазкур гӯшти тозаи дилкаши моҳиро мехӯред ва аз онҳо марвориду марҷон берун оварда, барои зинат онро мепӯшед. Ва эй биманда, ту киштиҳоро мебинӣ, ки бо ҳаракати рафтан ва омаданашон дарёро мешикофанд, то ба воситаи тиҷорат аз фазли Аллоҳ (ҷ) талаб намоед ва то дар баробари неъматҳои беҳисоб шукри Аллоҳ (ҷ)-ро ба ҷо оред.

13 Аллоҳ (ҷ) шабро дар рӯз дохил намуда, рӯзро тӯлонӣ месозад ва рӯзро дар шаб дохил намуда, шабро тӯлонӣ месозад ва офтоб ва моҳро мусаххар сохтааст. Ҳар якеи офтобу моҳ то муддати назди Худо муайяни қиёмат ҳаракат мекунанд. Ин Зоте, ки тамоми инро муайян мегардонад ва ба ҳаракат медарорад, Аллоҳи Парвардигори шумост, подшоҳӣ аз Ӯст. Ва он бутҳое, ки ҷуз Аллоҳ (ҷ) ибодаташон мекунед, ба андозаи пӯсти донаи хурмо моликӣ чизе нестанд. Пас чи тавр шумо ба ҷои Ман маъбудҳои сунъиро мепарастед?!

14 Агар маъбудҳоятонро дуо кунед, дуоятонро намешунаванд, зеро онҳо мавҷудоти беҷони ношунавоянд ва агар **фаразан,** дуоятонро шунаванд, ҳаргиз ба шумо посух гуфта наметавонанд. Ва рӯзи қиёмат аз он ки шумо онҳоро дар дунё шарики Аллоҳ (ҷ) қарор дода, ибодат мекардед, безорӣ меҷӯянд. Пас эй Паёмбар, касе ба ту чун Аллоҳи аз тамоми чиз Бохабар хабари рост намедиҳад.

15 Эй мардум, шумо дар ҳама кор ва ҳолати хеш ба сӯи Аллоҳ (ҷ) ниёзманд ҳастед ва ягона Аллоҳ (ҷ) Бениёзи дар дунёву охират барои он чи нисбат ба бандагонаш муқаддар месозад, Сутуда аст.

16 Агар Аллоҳ (ҷ) бихоҳад, шуморо ҳалок сохта, аз байн мебарад ва дар ивази шумо махлуқи наве меорад, ки танҳо Ӯро ибодат намуда, аз ширк дурӣ меҷӯянд.

17 Ва ин аз байн бурдани шумо ва дар иваз махлуқи наве овардан бар Аллоҳ (ҷ) кори номумкин ва душвор нест.

18 Ва ҳеҷ гунаҳкоре гуноҳи каси дигарро намебардорад, балки ҳар кас гуноҳи худро мебардорад. Ва агар бандаи аз гуноҳонаш сангинбор бандаи дигареро ба бардоштани гуноҳонаш даъват кунад, аз гуноҳони он даъваткунанда чизе бардошта намешавад, агарчи он даъватшуда аз хешовандони наздикаш бошад. Эй Паёмбар, ту бешак, аз азоби илоҳӣ касонеро бим медиҳӣ, ки ғоибона аз Парвардигорашон метарсанд ва намозро дар комилтарин сурат барпо медоранд. Танҳо ҳамин тоифа аз бим доданат суд мебаранд. Ва ҳар ки аз гуноҳон, ки бузургтарини он ширк аст, пок шавад, пас бегумон ба фоидаи хеш пок мегардад. Чунки нафъи он ба худаш мерасад. Аллоҳ (ҷ) аз ибодати бандагонаш Бениёз аст. Ва рӯзи қиёмат бозгашт барои пурсуҷӯ ва гирифтани ҷазо танҳо ба сӯи Аллоҳ (ҷ) аст.

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Мусаххарсозии баҳр, паёпай омадани шабу рӯз, ром кардани офтобу моҳ аз неъматҳои Парвардигор бар бандагон аст, аммо бештарашон ин неъматҳоро як чизи маъмулӣ ва оддӣ дониста, аз шукргузориаш дар ғафлат мондаанд;

2.Чун мушрикон маъбуди кар ва кӯрро дуову ибодат мекунанд, ин нишондиҳандаи бехирадии онҳост;

3.Ҳоҷатмандии инсонҳо ба Парвардигор сифати зотии онҳо ва бениёзӣ сифати камоли Парвардигор аст;

4.Фоидаи поксозии нафс ба худи инсон бармегардад. Зеро вай бо ин роҳ нафсашро ҳифз ва дар акси сурат онро зоеъ мегардонад.

---

1. Ин оят барои тамсили мӯъмин ва кофир аст. Кофиру мӯъмин низ агарчи гоҳо дар баъзе аз сифатҳо, монанди шуҷоат ва саховат шариканд, аммо дар хусусияти асосӣ, ки иборат аз боқӣ мондан бар фитрати аслӣ аст, аз якдигар фарқ мекунанд. Албатта, ғайр аз ин дар ояти карима нишонаҳои санъати Парвардигор баён шуда аст. (**Мутарҷим**)

وَمَا يَسْتَوِي الْأَعْمَىٰ وَالْبَصِيرُ ١٩ وَلَا الظُّلُمَاتُ وَلَا النُّورُ
٢٠ وَلَا الظِّلُّ وَلَا الْحَرُورُ ٢١ وَمَا يَسْتَوِي الْأَحْيَاءُ وَلَا
الْأَمْوَاتُ ۚ إِنَّ اللَّهَ يُسْمِعُ مَن يَشَاءُ ۖ وَمَا أَنتَ بِمُسْمِعٍ مَّن فِي
الْقُبُورِ ٢٢ إِنْ أَنتَ إِلَّا نَذِيرٌ ٢٣ إِنَّا أَرْسَلْنَاكَ بِالْحَقِّ بَشِيرًا
وَنَذِيرًا ۚ وَإِن مِّنْ أُمَّةٍ إِلَّا خَلَا فِيهَا نَذِيرٌ ٢٤ وَإِن يُكَذِّبُوكَ
فَقَدْ كَذَّبَ الَّذِينَ مِن قَبْلِهِمْ جَاءَتْهُمْ رُسُلُهُم بِالْبَيِّنَاتِ
وَبِالزُّبُرِ وَبِالْكِتَابِ الْمُنِيرِ ٢٥ ثُمَّ أَخَذْتُ الَّذِينَ كَفَرُوا ۖ
فَكَيْفَ كَانَ نَكِيرِ ٢٦ أَلَمْ تَرَ أَنَّ اللَّهَ أَنزَلَ مِنَ السَّمَاءِ
مَاءً فَأَخْرَجْنَا بِهِ ثَمَرَاتٍ مُّخْتَلِفًا أَلْوَانُهَا ۚ وَمِنَ الْجِبَالِ
جُدَدٌ بِيضٌ وَحُمْرٌ مُّخْتَلِفٌ أَلْوَانُهَا وَغَرَابِيبُ سُودٌ ٢٧
وَمِنَ النَّاسِ وَالدَّوَابِّ وَالْأَنْعَامِ مُخْتَلِفٌ أَلْوَانُهُ كَذَٰلِكَ ۗ
إِنَّمَا يَخْشَى اللَّهَ مِنْ عِبَادِهِ الْعُلَمَاءُ ۗ إِنَّ اللَّهَ عَزِيزٌ غَفُورٌ ٢٨
إِنَّ الَّذِينَ يَتْلُونَ كِتَابَ اللَّهِ وَأَقَامُوا الصَّلَاةَ وَأَنفَقُوا مِمَّا
رَزَقْنَاهُمْ سِرًّا وَعَلَانِيَةً يَرْجُونَ تِجَارَةً لَّن تَبُورَ ٢٩ لِيُوَفِّيَهُمْ
أُجُورَهُمْ وَيَزِيدَهُم مِّن فَضْلِهِ ۚ إِنَّهُ غَفُورٌ شَكُورٌ ٣٠



(19) Ва чунончи нобино ва бино баробар нестанд, ҳамчунин кофиру мӯъмин аз рӯи мартаба баробар нестанд.

(20) Ва чунончи торикиҳо ва рӯшноӣ баробар нестанд, ҳамчунин куфру имон баробар нест.

(21) Ва чунончи соя ва боди пурҳарорат баробар нест, ҳамчунин ҷаннату дӯзах баробар нест.

(22) Ва чунончи зиндаҳо ва мурдаҳо баробар нестанд, ҳамчунин мӯъминону кофирон баробар нестанд. Бешак, Аллоҳ (ч) ҳидояташро ба ҳар ки хоҳад, мешунавонад. Ва эй Паёмбар, ту наметавонӣ пандатро ба кофироне, ки ба мурдагони қабрҳо монананд, бишунавонӣ.

(23) Ту барои онҳо танҳо Паёмбари аз азоби илоҳӣ бимдиҳандаӣ.

(24) Эй Паёмбар, ҳамоно Мо туро ба ҳақ муждарасони мӯъминон ба ҷаннат ва тарсонандаи кофирон аз ҷаҳаннам фиристодаем. Ва дар гузашта уммате набуд, ки дар миёнашон паёмбари онҳоро аз уқубати илоҳӣ бимдиҳанда нагузашта бошад.

(25) Ва эй Паёмбар, агар қавмат туро ба дурӯғгӯӣ нисбат диҳанд, пас сабр кун, чунки ту нахустин паёмбари мавриди такзиби мардум қарор гирифта нестӣ. Ба дурустӣ, умматҳои қабл аз қавми ту гузашта, мисли қавми Од, Самуд ва Лут паёмбаронашонро дурӯғгӯ донистаанд. Паёмбарон ба онҳо мӯъҷизаҳои возеҳи нишондиҳандаи сидқи хеш ва саҳифаҳо ва китобҳои барои аҳли андеша рӯшангар оварда буданд.

(26) Аммо бо ин вуҷуд онҳо ба Ман ва паёмбаронам кофир шуданд ва фиристодагонамро дар ваҳйи овардаашон тасдиқ накарданд. Сипас Ман кофир шудагонро ҳалок сохтам. Пас эй Паёмбар, андеша кун, ки инкори Ман бар онҳо чӣ гуна буд?! Бешак, он инкори сахт буд.

(27) Эй Паёмбар, магар намебинӣ, ки Аллоҳ (ч) аз осмон оби борон фуруд овард, пас Мо бо он об баъд аз он ки дарахтонро сероб сохтем, меваҳои гуногунранги сурху сабзу зард ва ғайра берун овардем. Ва баъзеи кӯҳҳо роҳҳои сафед ва сурхи гуногунранг[1] ва баъзеи дигарашон роҳҳои ниҳоят сиёҳ доранд.

(28) Ва аз мардум ва хазандагон ва чаҳорпоён (**шутурону говону гӯсфандон**) низ ба монанди гуногунрангии меваҳо ва кӯҳҳо рангҳои гуногун доранд. Бегумон аз бандагони Худо фақат касоне аз Аллоҳ (ч) метарсанд ва таъзимашро ба ҷо меоранд, ки дар бораи Ӯ илм доранд.[2] Зеро маҳз донишмандони Худошинос оиди сифот, шариату далелҳои қудрати Ӯ соҳиби маърифатанд. Бегумон Аллоҳ (ч) Зоти Ғолиб буда, нисбат ба бандагони тавбакораш бағоят Бахшанда аст.

(29) Бешак, бандагоне, ки Китоби бар Паёмбар нозилкардаи Аллоҳ (ч)-ро тиловат карда, мутобиқаш амал мекунанд ва намозро ба сурати комил барпо медоранд ва аз он чи барояшон рӯзӣ додаем, ба сифати закот ва дигар навъи садақот пинҳонӣ ва ошкор харҷ менамоянд, онҳо бо ин корҳо назди Худо ба тиҷорате умед бастаанд, ки ҳаргиз беравнақ намешавад-

(30) то Аллоҳ (ч) подоши аъмолашонро ба таври комил бидиҳад ва онҳоро аз фазл ва неъматаш афзун бисозад. Аллоҳ (ч) Соҳиблутф аст. Бегумон Аллоҳ (ч) ба бандагони дорои чунин сифатҳо Бахшандаву аз аъмоли некашон Шукргузор аст.

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Ҳақиқат ва аҳли он бо ботил ва аҳли он яксон нестанд;

2.Қабл аз биъсати Паёмбар (с) барангехтани паёмбарони зиёд аз раҳмати Худо ва якравии умматҳои собиқ гувоҳӣ медиҳад;

3.Ҳалок сохтани такзибкунандагон қонуни илоҳист

4.Сифатҳои имон тиҷорати судманд ва сифатҳои куфр тиҷорати зиёновар аст.

---

1. Ба эътибори шиддат ва адами шиддати ранг. (**Мутарҷим**)

2. Мурод аз олимон дар ин ояти карима касонеанд, ки оиди Зот ва сифоти Худо дониш доранд. Маҳз ҳамин тоифа, ки аз азамати Худо огоҳанд, аз Ӯ метарсанд. Албатта, дараҷаи онҳо дар тарс аз Худо фарқ мекунад.

3. Баъзе аз аҳли дониш бар ин назаранд, ки мурод аз илм дар ин ояти карима маънои васеи он аст. Аз нигоҳи онҳо донишмандони илмҳои таҷрибавӣ низ зери ин оят дохиланд. Аммо банда ин назарро чандон қобили эътимод намедонам. (**Мутарҷим**)

31 Ва эй Паёмбар, Мо он чи ба сӯят аз Қуръон ваҳй мефиристем, ҳақ буда, Китобҳои пеш аз ин гузаштаро тасдиқ менамояд. Ба дурустӣ, Аллоҳ (ч) ба бандагонаш Бохабари Бино аст. Ӯ ба ҳар паёмбар вобаста ба ниёзи умматонаш пайғом мефиристад.
32 Сипас Мо Қуръонро ба умматони Муҳаммад (с), ки бандагони баргузидаамон ҳастанд, додем. Пас баъзеи онҳо бо анҷоми ҳаромҳо ва тарки фарзҳо бар хеш **ситамкоранд** ва баъзеашон бо тарки ҳаромҳо, анҷоми фарзҳо ва тарки баъзе аз мустаҳабҳову содир намудани баъзе макрӯҳот **миёнараванд** ва баъзеашон бо тарки ҳаромҳову макрӯҳот ва анҷоми воҷибҳову мустаҳабҳо дар иҷрои некиҳо бо иҷозати Аллоҳ (ч) **пешқадаманд**. Ин баргузидани умматони Муҳаммад (с) ва барои онҳо додани Қуръон фазли бузургест, ки ҳеҷ фазле бо он яксон намешавад.
33 Боғҳои барои сукунати ҳамешагӣ, ки ин бандагони баргузида ба он медароянд, дар он боғҳо бо пӯшидани марворид ва дастмонаҳои тиллоӣ ороиш дода мешаванд ва либосашон дар онҷо аз абрешим аст.
34 Ва онҳо баъд аз дохули ҷаннат мегӯянд: “**Ситоиш Худоеро, ки андӯҳи аз тарси воридшавӣ ба дӯзах пайдошударо аз мо бартараф сохт. Яқинан Парвардигорамон Бахшандаи гуноҳони тавбакорон буда, аз ибодаташон Шукргузор аст.**
35 **Он Зоте, ки маҳз аз фазли Хеш моро дар сарои истиқомати доимӣ фуруд овард, ҳол он ки аъмоламон арзиши инро надошт. Дар ҷаннат ба мо ҳеҷ гуна машаққат намерасад ва инчунин дар инҷо ба мо ҳеҷ гуна афсурдагии хотир намерасад.**”[1]




Чун Худо дар оятҳои гузашта подоши бандагони баргузидаашро зикр кард, дар оятҳои зерин ҷазои кофиронро баён намуда гуфт:
36 Ва касоне, ки кофир шудаанд, барои онҳо оташи дӯзах аст, дар онҷо ҳамешагӣ мемонанд. Бар онҳо ҳукми марг содир намегардад, то бимиранд ва аз уқубат роҳат бишаванд ва аз онҳо уқубати дӯзах сабук сохта намешавад. Мо рӯзи қиёмат ба ҳар бандаи носипоси неъматҳои Парвардигор ҳамин гуна ҷазо медиҳем.
37 Ва кофирон дар дӯзах бо баландтарин садо фарёд мекашанд ва ёрӣ хоста мегӯянд: “**Эй Парвардигори мо, моро аз оташ берун кун, то барои ноил гаштани ризои Ту бар хилофи аъмоли зишти дар дунё содиркардаамон амали шоиста анҷом диҳем ва аз уқубатат солим монем.**” Аллоҳ (ч) дар ҷавобашон мегӯяд: “**Оё Мо ба шумо он қадар умре надодем,**[2] **ки дар он муддат ҳар ки панд гирифтан мехост, панд мегирифт ва аз гуноҳонаш тавба карда, амали солеҳ анҷом медод?! Ва ғайр аз ин бароятон паёмбари аз азоби илоҳӣ бимдиҳанда омада буд, аммо шумо ӯро такзиб намудед. Баъд аз ин шумо дигар ҳуҷҷат надоред ва маъзур нестед. Бинобар ин, уқубати дӯзахро бичашед. Пас барои шахсони бо куфру маъсият бар ҷони хеш ситамкор ҳеҷ ёридиҳандае нест, ки онҳоро аз азоби илоҳӣ раҳо созад ё онро сабук гардонад.**”
38 Ҳамоно Аллоҳ (ч) Донандаи ғайби осмонҳо ва замин аст. Ҳеҷ чиз дар осмонҳову замин аз Ӯ махфӣ намемонад. Бегуфтугӯ, Аллоҳ (ч) он некӣ ва бадиеро, ки бандагон дар қалби хеш онро пинҳон месозанд, медонад.

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1. Уммати Паёмбар (с) аз дигар умматҳо фазли бештар доранд;
2. Тафовути имони мӯъминон ба маънои тафовути мақоми онҳо дар дунё ва охират аст;
3. Вақт амонат аст. Бояд аз сарфи беҳудаи он парҳез кард. Ҳар кас онро зоеъ созад, рӯзи қиёмат пушаймон мешавад, аммо он рӯз пушаймонӣ фоида надорад;
4. Илми Худо тамоми чизро иҳота кардааст.

1. Маънои “نصب” машаққат ва хастагии ҷисмонӣ ва маънои “لغوب” афсурдагии рӯҳӣ аст. (**Мутарҷим**)
2. Аҳли тафсир оиди он ки мурод аз умри зикршуда чанд сол аст, ихтилофи назар доранд. Имом Ибни Касир (р) бар асоси ривояти саҳеҳ аз Ибни Аббос (р) онро шаст сол гуфта ва ҳаминро тарҷеҳ дода аст. (**Мутарҷим**)

هُوَ ٱلَّذِي جَعَلَكُمْ خَلَٰٓئِفَ فِي ٱلْأَرْضِ ۚ فَمَن كَفَرَ فَعَلَيْهِ كُفْرُهُۥ ۖ وَلَا
يَزِيدُ ٱلْكَٰفِرِينَ كُفْرُهُمْ عِندَ رَبِّهِمْ إِلَّا مَقْتًا ۖ وَلَا يَزِيدُ ٱلْكَٰفِرِينَ
كُفْرُهُمْ إِلَّا خَسَارًا ﴿٣٩﴾ قُلْ أَرَءَيْتُمْ شُرَكَآءَكُمُ ٱلَّذِينَ تَدْعُونَ مِن
دُونِ ٱللَّهِ أَرُونِي مَاذَا خَلَقُوا۟ مِنَ ٱلْأَرْضِ أَمْ لَهُمْ شِرْكٌ فِي ٱلسَّمَٰوَٰتِ
أَمْ ءَاتَيْنَٰهُمْ كِتَٰبًا فَهُمْ عَلَىٰ بَيِّنَتٍ مِّنْهُ ۚ بَلْ إِن يَعِدُ ٱلظَّٰلِمُونَ
بَعْضُهُم بَعْضًا إِلَّا غُرُورًا ﴿٤٠﴾ ۞ إِنَّ ٱللَّهَ يُمْسِكُ ٱلسَّمَٰوَٰتِ
وَٱلْأَرْضَ أَن تَزُولَا ۚ وَلَئِن زَالَتَآ إِنْ أَمْسَكَهُمَا مِنْ أَحَدٍ مِّنۢ بَعْدِهِۦٓ ۚ
إِنَّهُۥ كَانَ حَلِيمًا غَفُورًا ﴿٤١﴾ وَأَقْسَمُوا۟ بِٱللَّهِ جَهْدَ أَيْمَٰنِهِمْ لَئِن جَآءَهُمْ
نَذِيرٌ لَّيَكُونُنَّ أَهْدَىٰ مِنْ إِحْدَى ٱلْأُمَمِ ۖ فَلَمَّا جَآءَهُمْ نَذِيرٌ
مَّا زَادَهُمْ إِلَّا نُفُورًا ﴿٤٢﴾ ٱسْتِكْبَارًا فِي ٱلْأَرْضِ وَمَكْرَ ٱلسَّيِّئِ ۚ
وَلَا يَحِيقُ ٱلْمَكْرُ ٱلسَّيِّئُ إِلَّا بِأَهْلِهِۦ ۚ فَهَلْ يَنظُرُونَ إِلَّا سُنَّتَ
ٱلْأَوَّلِينَ ۚ فَلَن تَجِدَ لِسُنَّتِ ٱللَّهِ تَبْدِيلًا ۖ وَلَن تَجِدَ لِسُنَّتِ ٱللَّهِ تَحْوِيلًا
﴿٤٣﴾ أَوَلَمْ يَسِيرُوا۟ فِي ٱلْأَرْضِ فَيَنظُرُوا۟ كَيْفَ كَانَ عَٰقِبَةُ ٱلَّذِينَ مِن
قَبْلِهِمْ وَكَانُوٓا۟ أَشَدَّ مِنْهُمْ قُوَّةً ۚ وَمَا كَانَ ٱللَّهُ لِيُعْجِزَهُۥ مِن شَيْءٍ
فِي ٱلسَّمَٰوَٰتِ وَلَا فِي ٱلْأَرْضِ ۚ إِنَّهُۥ كَانَ عَلِيمًا قَدِيرًا ﴿٤٤﴾



39 Худо Зотест, ки баъзеи шумо мардумро дар замин ҷонишин ва ҷойгузини баъзеи дигар қарор додааст, то шуморо биозмояд, ки чӣ кор мекунед. Баъд аз ин ҳар ки ба Худо ва рисолати паёмбарон кофир гардад, пас гуноҳ ва уқубати куфраш бар зарари худаш бармегардад ва ба Ӯ зараре намерасонад. Ва куфри кофирон назди Парвардигорашон барои онҳо ҷуз адовати шадид чизеро афзун намегардонад ва куфри кофирон барои онҳо ҷуз хасорат чизеро зиёд намегардонад. Зеро онҳо агар имон меоварданд, ба ҷаннат мерасиданд ва чун куфр варзиданд, аз он маҳрум гашта, дучори хасорати бузург шуданд.

40 Эй Паёмбар, ба ин мушрикон бигӯ: “**Ба ман аз маъбудҳои хеш, ки онҳоро дар дунё шарики Худо дониста, ба ҷуз Аллоҳ (ҷ) ибодат мекардед, хабар диҳед. Онҳо кадом ҷузъи заминро халқ кардаанд?! Магар кӯҳҳоро офаридаанд?! Ё дарёҳоро офаридаанд?! Ё ҳазандагонро офаридаанд?! Ё маъбудҳоятон бо Аллоҳ (ҷ) дар офаридани осмонҳо шариканд?! Ё Мо барои мушрикон китобе додаем, ки дар он вобаста ба дурустии бутпарастӣ далел доранд?! Маълум аст, ки чунин нест. Балки касоне, ки бо куфру маъсият бар ҷони хештан ситам кардаанд, баъзеашон ба баъзеи дигар ҷуз фиреб чизе ваъда намедиҳанд.**”

41 Ҳамоно Аллоҳ (ҷ) осмонҳо ва заминро аз завол ва тағйирёбии низоми ҳаракати онҳо нигоҳ медорад.[1] Ва агар фаразан, осмонҳо ва замин завол ёбанд ё низоми ҳаракаташон дигаргун шавад, ҳеҷ кас баъд аз Аллоҳ (ҷ) он дуро аз ин ҳолат нигоҳ доштан наметавонад. Бешак, Парвардигор Бурдбор аст, бандагонашро зуд ҷазо намедиҳад, нисбат ба тавбакорон Бахшанда аст.

42 Ва ин кофирони такзибгари Макка савганди устувори қатъӣ ёд карданд, ки агар ба онҳо паёмбари аз уқубати илоҳӣ бимдиҳанда ояд, ҳатман назар ба қавми яҳуду насоро ва дигарон беҳтар ҳидоят мееёбанд ва тобеи ҳақ мешаванд. Пас чун Паёмбари Парвардигор Муҳаммад (с), ки онҳоро аз уқубати илоҳӣ бим медод, наздашон омад, омадани вай бараяшон ҷуз дурӣ аз ҳақ ва дилбастагӣ ба ботил чизеро афзун насохт. Эшон ба савганди қатъии ёдкардаи худ вафо накарданд.

43 Ба номи Худо савганд ёд кардани онҳо аз рӯи ният ва мақсади нек набуд, балки он барои кибр варзидан дар замин ва фиребидани мардум буд. Ва асарҳои дасисаи бад ба ҷуз соҳибонаш касеро иҳота намекунад. Пас оё ин мутакаббирони найрангбоз мунтазири қонуни собити илоҳӣ ҳастанд, ки онҳоро монанди умматҳои собиқ ба ҳалокат расонад?! Вақте сабаби ҳалокати умматҳои гузашта бароящон маълум гашт,[2] пас ҳеҷ гоҳ барои қонуни Аллоҳ (ҷ) оиди он ки мутакаббиронро ҳалок месозад, табдилеро намеёбӣ ва ҳеҷ гоҳ барои қонуни Аллоҳ (ҷ) оиди он ки ҳалоксозиаш бар ғайри мутакаббирон воқеъ намегардад, дигаргуниеро намеёбӣ. Зеро ин қонуни доимии бетағйири илоҳист.

44 Оё такзибкунандагони ту аз мардуми Қурайш дар замин сайру саёҳат намекунанд, то дар бораи фарҷоми умматҳои такзибгари қабл аз онҳо гузашта биандешанд?! Оё онҳо оқибат бо бадтарин сурат ҳалок нашуданд?! Ва он умматҳо аз кофирони Қурайш нерӯмандтар буданд. Ва ҳеҷ чиз дар осмонҳо ва замин Аллоҳ (ҷ)-ро оҷиз намесозад ва аз Ӯ раҳоӣ намеёбад. Ба дурустӣ, Ӯ Донои Тавоно аст. Амалҳои ин тоифаи такзибкунандаро медонад, кардаҳояшон аз Ӯ пӯшида намемонад, ҳар вақте хоҳад, қудрати ҳалок сохтанашонро дорад.

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Куфр сабаби хашми Худо ва роҳи хасорат ва бадбахтӣ аст;
2.Мушрикон дар бораи дурустии ширкашон ҳеҷ далели ақлӣ ва нақлӣ надоранд;
3.Макри золим дер ё зуд ӯро ҳалок мегардонад.

1. Вожаи “**Завол**” дар инҷо ба маънои “**пурра аз байн рафтан**” ва “**дигаргун шудани низоми ҳаракат**” омада аст. (**Мутарҷим**)
2. Овардани ин қисмати ҷумла ба эътибори он аст, ки аз нигоҳи наҳви арабӣ ҳарфи “**ф**” дар ояти карима “**фои фасеҳа**” ном дошта, қабл аз он ҷумлаи тақдирӣ меояд. (**Мутарҷим**)




وَلَوْ يُؤَاخِذُ ٱللَّهُ ٱلنَّاسَ بِمَا كَسَبُوا۟ مَا تَرَكَ عَلَىٰ ظَهْرِهَا
مِن دَآبَّةٍ وَلَٰكِن يُؤَخِّرُهُمْ إِلَىٰٓ أَجَلٍ مُّسَمًّى ۖ فَإِذَا
جَآءَ أَجَلُهُمْ فَإِنَّ ٱللَّهَ كَانَ بِعِبَادِهِۦ بَصِيرًۢا ٤٥

ترتيبها ٣٦ — سورة يس — آياتها ٨٣

بِسْمِ ٱللَّهِ ٱلرَّحْمَٰنِ ٱلرَّحِيمِ

يسٓ ١ وَٱلْقُرْءَانِ ٱلْحَكِيمِ ٢ إِنَّكَ لَمِنَ ٱلْمُرْسَلِينَ ٣ عَلَىٰ
صِرَٰطٍ مُّسْتَقِيمٍ ٤ تَنزِيلَ ٱلْعَزِيزِ ٱلرَّحِيمِ ٥ لِتُنذِرَ قَوْمًا
مَّآ أُنذِرَ ءَابَآؤُهُمْ فَهُمْ غَٰفِلُونَ ٦ لَقَدْ حَقَّ ٱلْقَوْلُ عَلَىٰٓ أَكْثَرِهِمْ
فَهُمْ لَا يُؤْمِنُونَ ٧ إِنَّا جَعَلْنَا فِىٓ أَعْنَٰقِهِمْ أَغْلَٰلًا فَهِىَ إِلَى
ٱلْأَذْقَانِ فَهُم مُّقْمَحُونَ ٨ وَجَعَلْنَا مِنۢ بَيْنِ أَيْدِيهِمْ سَدًّا
وَمِنْ خَلْفِهِمْ سَدًّا فَأَغْشَيْنَٰهُمْ فَهُمْ لَا يُبْصِرُونَ ٩ وَسَوَآءٌ
عَلَيْهِمْ ءَأَنذَرْتَهُمْ أَمْ لَمْ تُنذِرْهُمْ لَا يُؤْمِنُونَ ١٠ إِنَّمَا تُنذِرُ
مَنِ ٱتَّبَعَ ٱلذِّكْرَ وَخَشِىَ ٱلرَّحْمَٰنَ بِٱلْغَيْبِ ۖ فَبَشِّرْهُ بِمَغْفِرَةٍ
وَأَجْرٍ كَرِيمٍ ١١ إِنَّا نَحْنُ نُحْىِ ٱلْمَوْتَىٰ وَنَكْتُبُ مَا قَدَّمُوا۟
وَءَاثَٰرَهُمْ ۚ وَكُلَّ شَىْءٍ أَحْصَيْنَٰهُ فِىٓ إِمَامٍ مُّبِينٍ ١٢



45 Ва агар Худо мардумро ба сабаби гуноҳони анҷом додаашон зуд уқубат мекард, ҳатман тамоми аҳли заминро фавран ҳалок месохт ва онҳо молики маркабҳо ва амвол намешуданд, вале онҳоро то фаро расидани муддати наздаш маълуми рӯзи қиёмат ба таъхир мегузорад. Пас чун рӯзи қиёмат биёяд, бегумон Аллоҳ (ҷ) ба аъмоли бандагонаш Бино аст, ҳеҷ кори онҳо аз Ӯ махфӣ нест ва ба муқобили ҳар як кирдор подошашон медиҳад. Агар амали нек кардаанд, подоши нек ва агар амали бад анҷом додаанд, ҷазои бад мегиранд.

## СУРАИ "Ё. СИН"
## АЗ СУРАҲОИ НОЗИЛШУДА ДАР МАККАИ МУКАРРАМА АЗ РӮИ ТАРТИБ СИВУ ШАШУМ СУРАИ ҚУРЪОНИ КАРИМ ДОРОИ ҲАШТОДУ СЕ ОЯТ

### Баъзе аз мақсадҳои асосии ин сураи муборака:

Бо оварадани далелҳо исботсозии дурустии рисолати Паёмбар (с) ва растохези мурдагон.

### Тафсир:

1 "**Ё. Син.**" Дар оғози сураи Бақара сухан оиди тафсири оятҳои шабеҳи ин ҳуруф гузаштааст.

2 Савганд ба Қуръони дорои оятҳои устуворе,[1] ки на дар гузашта ва дар на дар оянда ҳеҷ китобе онро такзиб карда намекунад.

3 Эй Паёмбар, ҳамоно ту аз ҷумлаи фиристодагони Аллоҳ (ҷ) ба сӯи мардум ҳастӣ, то онҳоро ба худошиносӣ ва яктопарастӣ амр кунӣ.

4 Ту бар роҳи рост ва шариати побарҷо қарор дорӣ.

5 Ин роҳи рост ва шариати побарҷо аз сӯи Худои ҳамеша Ғолиби нисбат ба бандагонаш Меҳрубон фуруд оварда шудааст.

6 Мо ин Китобро ба сӯят нозил кардаем, то он қавмеро, ки қаблан падаронашон аз азоби илоҳӣ бим дода нашудаанд, бим бидиҳӣ. Онҳо ба ҳамин сабаб аз имон ва тавҳид ғофиланд.

Мурод аз қавми мазкур мардуми араб ҳастанд, ки дар гузашта паёмбаре ба сӯяшон мабъус нашудааст. Ҳамчунин ақвоми ғайри араб, ки бим додан аз азоби илоҳӣ аз онҳо гусаста шуда буд, ба паёмбарони бимдиҳанда ниёзманд буданд.[2]

7 Бешак, уқубати илоҳӣ барои бештари онҳо, ки баъди расидани пайғом тавассути фиристодагони Худо имон наоварданд ва бар куфри хеш монданд, воҷиб гардидааст. Пас онҳо ба Худову Паёмбараш имон намеоранд ва ба ҳақиқати аз сӯи Худо овардааш амал намекунанд.

8 Ҳолати онҳо ба ҳолати он касоне монанд аст, ки дар гарданашон завлона зада ва дастонашон бо гарданашон зери занахдон ҷамъ карда шудааст. Ба ҳамин сабаб сарашонро ба ҷониби осмон бардоштаанд ва онро хам карда наметавонанд. Кофирон низ аз имон овардан ба Худо завлона зада шудаанд. Бинобар ин, тобеи ҳукми илоҳӣ намешаванд ва дар баробари он сар хам намекунанд.[3]

9 Ва Мо барои он ки ин кофирон ҳақиқатро қабул накунанд, аз пеши рӯяшон девор ва аз пушти сарашон девор қарор додаем[4] ва бар чашмонашон аз дидани он парда пӯшидаем. Барои ҳамин, ҳақиқатро дида ва аз он истифода бурда наметавонанд.

Чун кофирони мазкур якравӣ карданд ва бар куфри хештан боқӣ монданд, дучори чунин ҳолат гаштанд.

10 Эй Паёмбар, бар ин кофирони муқобили ҳақ ситезаҷӯ аз азоби илоҳӣ онҳоро тарсонидан ва натарсониданат яксон аст. Чунки эшон ба он чи аз назди Парвардигор овардаӣ, имон намеоранд.

11 Ҳамоно аз бим додани ту касе баҳра мебарад, ки ин Қуръонро тасдиқ карда, аз аҳкомаш пайравӣ намояд ва дар хилват аз Худованди Меҳрубонаш битарсад. Пас бандаи дорои ин сифатҳоро ба мағфирати гуноҳон ва ба даст овардани аҷри арзишманди ҷаннат мужда бидеҳ.

12 Ҳамоно Мо Худ рӯзи қиёмат мурдагонро барои пурсуҷӯ зинда мегардонем ва он чи дар зиндагонии дунё аз аъмоли неку бад тақдим кардаанд ва инчунин осори хайр (**монанди садақаи ҷория**) ё шарри (**монанди куфр**) баъди марг гузоштаашонро менависем. Ва бегумон Мо тамоми чизро дар Китоби равшани **Лавҳи Маҳфуз** ҳисоб ва сабт кардаем.

### Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:

1.Саркашӣ ва якравӣ дар баробари ҳақиқат монеи ҳидоят аст;

2.Бо Қуръон амал кардан ва дар танҳоӣ аз Худо тарсидан сабаби духули ҷаннат мегардад;

3.Дуои фарзанди солеҳ дар ҳаққи падар ва савоби садақаи ҷория баъд аз марг ба соҳибаш мерасад.

---

1. Ё маънои оят чунин аст: "**Савганд ба Қуръони дорои ҳикмат...**" (**Мутарҷим**)
2. Яъне, Расули акрам (с) танҳо ба сӯи арабҳо фиристода нашудаанд, балки биъсати он кас фарогири тамоми инсонҳост. Зеро агарчи қавмҳои ғайри араб дар гузашта паёмбар доштанд, аммо асрҳои мадид рисолати осмонӣ аз онҳо қатъ гашта, динашон дигаргун шуда буд. (**Мутарҷим**)
3. Ояти мазкур бинобар тафсири боло тамсилӣ буда, ҳолати кофиронро ба ҳолати шахсони зикршуда монанд кунонида аст. Инчунин эҳтимол дорад, ки он ба маънои ҳақиқӣ ва марбути рӯзи қиёмат бошад. (**Мутарҷим**)
4. Ҳолати кофирон дар ин ояти карима ба ҳолати касе ташбеҳ шуда аст, ки дар байни ду девор қарор дорад. Агар шахси байни ду девор қарордошта қасд кунад, ки ба ҳадафи хештан бирасад, имкон надорад. Зеро аз пеш ва пасаш монеа мавҷуд аст. (**Мутарҷим**)

وَٱضۡرِبۡ لَهُم مَّثَلًا أَصۡحَٰبَ ٱلۡقَرۡيَةِ إِذۡ جَآءَهَا ٱلۡمُرۡسَلُونَ ١٣
إِذۡ أَرۡسَلۡنَآ إِلَيۡهِمُ ٱثۡنَيۡنِ فَكَذَّبُوهُمَا فَعَزَّزۡنَا بِثَالِثٖ فَقَالُوٓاْ
إِنَّآ إِلَيۡكُم مُّرۡسَلُونَ ١٤ قَالُواْ مَآ أَنتُمۡ إِلَّا بَشَرٞ مِّثۡلُنَا
وَمَآ أَنزَلَ ٱلرَّحۡمَٰنُ مِن شَيۡءٍ إِنۡ أَنتُمۡ إِلَّا تَكۡذِبُونَ ١٥ قَالُواْ
رَبُّنَا يَعۡلَمُ إِنَّآ إِلَيۡكُمۡ لَمُرۡسَلُونَ ١٦ وَمَا عَلَيۡنَآ إِلَّا ٱلۡبَلَٰغُ
ٱلۡمُبِينُ ١٧ قَالُوٓاْ إِنَّا تَطَيَّرۡنَا بِكُمۡۖ لَئِن لَّمۡ تَنتَهُواْ لَنَرۡجُمَنَّكُمۡ
وَلَيَمَسَّنَّكُم مِّنَّا عَذَابٌ أَلِيمٞ ١٨ قَالُواْ طَٰٓئِرُكُم مَّعَكُمۡۚ أَئِن
ذُكِّرۡتُمۚ بَلۡ أَنتُمۡ قَوۡمٞ مُّسۡرِفُونَ ١٩ وَجَآءَ مِنۡ أَقۡصَا ٱلۡمَدِينَةِ
رَجُلٞ يَسۡعَىٰ قَالَ يَٰقَوۡمِ ٱتَّبِعُواْ ٱلۡمُرۡسَلِينَ ٢٠ ٱتَّبِعُواْ
مَن لَّا يَسۡـَٔلُكُمۡ أَجۡرٗا وَهُم مُّهۡتَدُونَ ٢١ وَمَا لِيَ لَآ أَعۡبُدُ
ٱلَّذِي فَطَرَنِي وَإِلَيۡهِ تُرۡجَعُونَ ٢٢ ءَأَتَّخِذُ مِن دُونِهِۦٓ ءَالِهَةً
إِن يُرِدۡنِ ٱلرَّحۡمَٰنُ بِضُرّٖ لَّا تُغۡنِ عَنِّي شَفَٰعَتُهُمۡ شَيۡـٔٗا
وَلَا يُنقِذُونِ ٢٣ إِنِّيٓ إِذٗا لَّفِي ضَلَٰلٖ مُّبِينٍ ٢٤ إِنِّيٓ ءَامَنتُ
بِرَبِّكُمۡ فَٱسۡمَعُونِ ٢٥ قِيلَ ٱدۡخُلِ ٱلۡجَنَّةَۖ قَالَ يَٰلَيۡتَ قَوۡمِي
يَعۡلَمُونَ ٢٦ بِمَا غَفَرَ لِي رَبِّي وَجَعَلَنِي مِنَ ٱلۡمُكۡرَمِينَ ٢٧



13 Ва эй Паёмбар, ба ин такзибгарони якрав қиссаи бошандагони деҳаро, он гоҳ, ки фиристодагон[1] наздашон омаданд, баён кун, то аз он ибрат гиранд.
14 Вақте Мо дар аввал ба сӯяшон ду фиристодаро равон намудем, то онҳоро ба яктопарастӣ ва ибодати Худо даъват кунанд, пас онҳо он ду фиристодаро ба дурӯғгӯӣ нисбат доданд. Баъд аз ин Мо он дуро бо равон сохтани фиристодаи сеюм тақвият додем. Пас он се фиристода ба аҳли деҳа гуфтанд: “**Мо се нафар ба сӯятон фиристода шудаем, то шуморо ба яктопарастӣ ва пайравӣ аз шариат даъват намоем.**”
15 Аҳли деҳа ба он фиристодагон гуфтанд: “**Шумо монанди мо инсоне беш нестед. Аз мо бартарӣ надоред. Ва Худои Меҳрубон ҳеҷ пайғоме нафиристодааст. Бегумон шумо бо ин даъвои хеш дар ҳаққи Худо дурӯғ мегӯед.**”
16 Он фиристодагон дар радди такзиби онҳо гуфтанд: **“Эй аҳли деҳа, Парвардигорамон медонад, ки мо ба сӯи шумо аз назди Ӯ фиристода шудаем. Ҳамин донистани Худо барои исботи даъвои мо басанда аст.**
17 **Ва масъулияти мо танҳо аз он иборат аст, ки дастуроти шаръро ба таври возеҳ бароятон бирасонем. Мо молики ҳидояти шумо нестем.**”
18 Аҳли деҳа ба фиристодагон гуфтанд: “**Мо аз шумо фоли бад гирифтаем.**[2] **Савганд ёд мекунем, агар аз даъват ба яктопарастӣ худдорӣ накунед, мо шуморо бо роҳи сангсор то ҳадди марг ҷазо медиҳем ва аз ҷониби мо ба шумо азоби дардовар мерасад.**”
19 Он фиристодагон дар ҷавоби онҳо гуфтанд: “**Ба сабаби он ки куфр варзида ва пайравии паёмбаронро тарк кардаед, шумӣ бо худи шумост. Оё агар мо Худоро ба ёди шумо орем, вуҷудамонро дар байнатон боиси наҳсӣ мешуморед?! Балки шумо мардуме ҳастед, ки бо куфр ва маъсият аз марзҳои илоҳӣ гузаштаед.**”
20 Ва марде аз дуртарин гӯшаи шаҳр бошитоб омад ва ба мардум гуфт: “**Эй қавмам, аз он чи ин фиристодагон овардаанд, пайравӣ кунед.**”

Он марди некхоҳ барои он бошитоб омад, ки аз мавриди озор қарор гирифтан ва ба қатл расонидани фиристодагон аз сӯи мардум хавф дошт.
21 Он марди нексиришт дар идомаи суханаш гуфт: “**Эй қавми ман, касонеро пайравӣ намоед, ки аз шумо дар ивази таблиғлашон музд намепурсанд ва онҳо дар он чи аз ҷониби Худо мерасонанд, ҳидоятёфтагонанд. Ҳар ки дорои чунин сифатҳо бошад, арзандаи пайравӣ аст.**”
22 Ва он марди хайрхоҳ гуфт: “**Чаро ман Он Зотеро, ки маро офаридааст, напарастам? Чӣ маро аз ин боз медорад?! Шуморо аз ибодати Офаридгоратон чӣ манъ месозад?! Ва рӯзи қиёмат бо зиндашавӣ танҳо ба сӯи Ӯ баргардонида мешавед, то ҷазои амали худро бигиред.**
23 **Оё ғайр аз Офаридгорам маъбудҳои ботил бигирам?! Агар Худои Меҳрубон бар ман бадиеро хоҳад, шафоати ин маъбудҳои ботил чизеро аз ман бартараф сохта наметавонад. Инҳо на фоида мерасонанд ва на зарареро дур мекунанд ва инчунин тавони онро надоранд, ки аз бадии хостаи Худо агар дар куфр бимирам, маро раҳо созанд.**
24 **Ҳамоно ман вақте онҳоро ҷуз Худо маъбуд бигирам, дар залолат ва хатои ошкор қарор дорам. Зеро махлуқи нолоиқро парастида, ибодати Офаридгори барҳақро тарк кардаам.**
25 **Эй қавмам, ман ба Парвардигори хештан ва Парвардигори ҳамаи шумо имон овардаам. Пас ба суханам гӯш кунед. Аз он ки маро аз кушташавӣ метарсонед, ҳеҷ парво надорам.**”

Оқибат он мардро куштанд ва Худо ӯро дохили ҷаннат гардонид.
26 Баъд аз он ки он мард ба шаҳодат расид, бо мақсади арҷгузорӣ ба ӯ гуфта шуд: “**Ба ҷаннат даро.**”[3] Замоне ки ӯ ба ҷаннат даромад ва неъматҳои онҷоро мушоҳида кард, орзӯ намуда гуфт: “**Эй кош, он қавмам, ки маро такзиб карда, куштанд, медонистанд, ки-**
27 **Парвардигорам гуноҳонамро мағфират намуд ва маро аз бандагони гиромӣ гардонид. Эй кош, онҳо инро медонистанд, то мисли ман имон меоварданд ва соҳиби чунин подош мешуданд.**”

**Баъзе аз дарсу ибрати оятҳои зикргашта:**

1.Нақли қисса дар даъвати мардум ба дин аҳамияти зиёд дорад;
2.Фоли бад гирифтан аз ҷумлаи амалҳои куфромез аст;
3.Хайрхоҳӣ нисбат ба аҳли ҳақ воҷиб мебошад;
4.Дӯст доштани некӣ барои мардум аз сифатҳои аҳли имон аст.

1. Аҳли тафсир оиди он фиристодагон ду назар доранд. Баъзеҳо мегӯянд, онҳо фиристодагони Исои Масеҳ (а) ба деҳаи Антокиё буданд. Иддаи дигари муфассирон онҳоро фиристодагони Худо медонанд. Аммо Имом Ибни Касир (р) бо овардани се ҳуҷҷат қавли якумро рад кардаанд. Ғайр аз ин Қуръони карим низ он деҳа ва бошандагонашро мушаххас накарда аст. (**Мутарҷим**)
2. Яъне, вуҷуди шумо (**паноҳ ба Худо аз ин сухан**) барои мо наҳсӣ меорад. (**Мутарҷим**)
3. Имом Тоҳир ибни Ошур (р) мегӯяд, ин мард баъди марг дохили ҷаннат гардид. Зеро ӯ аз ҷумлаи шаҳидони роҳи Худо буд. Яке аз имтиёзҳои шаҳидони роҳи Худо он аст, ки онҳо пас аз фавтидан фавран дохили ҷаннат мешаванд. (**Мутарҷим**)